Садриддин АЙНӢ

# Куллиёт

Тартибдиҳанда
*К.С. АЙНӢ*

Садриддин АЙНӢ

# КУЛЛИЁТ

## ҶИЛДИ 14

# ТАЪРИХИ ИНҚИЛОБИ ФИКРӢ ДАР БУХОРО

«МАТБУОТ»
Душанбе
2005

**Садриддин АЙНИ**

# Полное собрание сочинений на таджикском языке

**Составитель *К.С. АЙНИ***

**Том 14**

*Бунёди адабии Айнӣ*
*бо барномаи таҳқиқ ва нашри*
*дастнависҳои нодири шарқӣ ва мероси*
*хаттии Садриддин АЙНӢ*

*Академияи Илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон*

*Институти забон ва адабиёти*
*ба номи Рӯдакӣ*

*Институти шарқшиносӣ ва мероси хаттӣ*



Таҳияи чилди 14 таҳти назар,
бо кӯшиш ва муқаддимаи
*Камолиддин Садриддинзода Айнӣ*

Таҳиякунандаи матн, мураттиби
вожанома ва муҳаррири масъул
*Муҳаммадҷон Умаров*

## Муқаддима: китобе, ки ҳафтод сол зиндонӣ буд

Адиби бузурги тоҷик, устоди зиндаёд Муҳаммад Шариф Садри Зиё, ки сарвари маънавии ҳавзаи адабии равшанзамирон дар шаҳри Бухорои Шариф, пеш аз Инқилоби Октябр буд, дар асари пурарзиши хеш - "Рӯзномаи Шарифҷон Махдуми Садри Зиё" дар бораи Садриддин Айнӣ чунин сатрҳои самимонаи ҷонгудоз нигоштааст:

"Бародари мӯҳтарамам Садриддинхоҷаи Ғиждувонии Айнӣ тахаллусро, ки назман ва насран аввал Амирхонд ва сонӣ Саъдии Шерозӣ ва дар ҳадди зоташ ранҷур ва касалманд буд, аз мадрасаи Кӯкалтош ба ҳоли аҷибе оварда, ба дарвозаи Арки Бухоро бераҳмона ва бешармона амиру вазир ба иқтизои аҳли балво ҳафтоду панҷ чӯб таъзир карданд ва ба яке аз маҳбасҳои он ҷо, ки "Обхона" меномиданд, ба ҳамон ҳол андохтанд".

Чунон ки дар китоби тозапайдои устод Садриддин Айнӣ - "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро ё таърихи савтия ва Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" омадааст, муаллифи маҷрӯҳ ва соири зиндониёнро асокири рус аз маҳбаси ба қавли муаллиф (Айнӣ), "Канахона" дар ҳуҷуми апрели 1917 озод ва раҳо карда, ба бемористони шаҳри Когон - Бухорои Нав - барои табобат ва раҳоӣ аз марги беамон овардаанд. Яке аз дӯстони Садриддин Айнӣ - Мирзо Назруллоҳ, ки дар он замони пурошӯб аз равшанфикрони миллат буд ва низ ба ҳамон ҷазои сахти аморат, яъне ҳафтоду

панч тозиёнаи вахшиёна таъзир шуда буд, дар бемористони шаҳри Когон дидагонашро барбаст ва ин ҷахони нопойдорро падруд гуфт. Дар он бемористон Садриддин Айниро панҷоҳу ду рӯз табобат карданд ва дар натиҷаи бисту панҷ амали ҷарроҳӣ, ба амри Худованд аз марги беамон раҳой ёфт.

Устод Садриддин Айнӣ гуфтааст, ки дар шаҳри Когон, дар хастахона (бемористон), вақте ки вазъам бисёр бад буд ва беҳолу барҷомонда будам, байти зер вирди забонам буд ва қалбу вуҷудамро озод намегузошт:

Тарсам, ки ман бимираму ғам бепадар шавад,
Ин тифли нозпарвари ман дар ба дар шавад.

Бояд гуфт, ки он ғами нозпарвари устод ҳамоно ғаму андӯҳи миллат, ҷабру ситам бар фарҳанги тоҷикон буд. Устод Садриддин Айнӣ чи қабл аз Инқилоби Октябр ва чи пас аз он дар корҳо ва фаъолияти хеш ҳамеша дар набард алайҳи ситам бар фарҳанги миллат будааст. Нахустин асарҳои мансури ин нависанда ва пажӯҳишгар, ки дар шаҳри Бухоро, ба қавли маъруф, маркази Исолому дин дар оғози қарни бист буд, таълиф шудаанд, ба шарҳи зер аст:

1. Таҳзиб-ус-сибён (Самарқанд, 1328/1909)
2. Тартил-ул-Қуръон (Оренбург, чопхонаи ҷаридаи "Вақт", 1909)
3. Зарурийёти диния (Самарқанд, 1332/1914).

Дар саҳифаи охири "Зарурийёти диния" ҳадафи асосии чанд китоби тозанигориш ба гунаи зер баён шудааст: "Тартил-ул-Қуръон" ба масобаи рисолаи таҷвиди форсӣ; "Таҳзиб-ус-сибён" барои саводи

форсӣ; "Заруриёти диния" барои эътиқодот ва амалиёти форсӣ; "Роҳбари хат" барои ҳусни хатти таълиқ"; дафтари аввал; "Роҳбари хат" барои ҳусни хатти таълиқ, дафтари дувум.

Ҳар се китоби номбурдаи устод Айнӣ бо рӯҳи ҳаракати маънавии ҷадид тадвин ва навишта шудааст, зеро дар замони нав, яъне оғози қарни бист дар ин ришта тақозои таҷдиди назар дошт. Тадвин, таҳия, таълиф ва табъи ҳар се китоб ва дигар китобҳои шабеҳи онҳо алайҳи таассубҳои фарҳангии он замон кӯшиши беназир, амали маҳуф ва ҷасорати воқеӣ ба шумор мерафт. Ба зудӣ дар боби ин фаъолият ва таҷдиди назар дар умури тадрису тарбият, аз ҷониби ҷоҳилон, ба гунаи ғаразварзӣ, ба мақомоти волои Аморати Бухоро ёддошт ирсол шуд ва чун гузориш нисбат ба он се китоб бадбинона буд, аз ҷониби мақомот паёми нохуше расид, ки агар он таълифот чоп шаванд, хатаре ба ҷони муаллиф ва китобҳои ҷадид вуҷуд дорад. Ба ҳамин сабаб, дӯстони мусанниф, ки аз равшанфикрони мусулмони ҷомеаи Бухоро ва ҳамкешони масъулони нашри он таълифоти навоварона барои мадориси Бухоро ва тарбияти фарзандони мусулмон буданд, кӯшиш карданд, то ба он хатар, ки эълом шуда буд, роҳ надиҳанд. Дар натиҷа, аз ҷониби ин гурӯҳи равшанфикр чораи фаврӣ дида шуд ва он се китоби номбурда бо имзои мустаори "мураттиб ва муаллиф ширкати Бухорои Шариф" интишор ёфт ва дар ҳамаи нуқоти Аморат пахш шуд.

Ин ҳушёрии равшанфикрони мусулмон, ки тарафдори мактабу мадориси ҷадид буданд, ба мутаассибону аҳли дарбор имкон надод, ки ба мақсуд

ва ҳадафи хеш бирасанд. Ҳам муаллифи онҳо-устод Садриддин Айнӣ, мударриси мадрасаи Бухоро, зинда ва солим монд ва ҳам мусаннафоташ аз байн нарафт. Баъд аз мутолиа ва баррасии амиқ чанд нафар аз мударрисони воло ба натиҷа расиданд, ки он китобҳо воқеан таълифоти исломии равшанфикрона ва бисёр муносибе барои тарбияти атфол ва соири толибони илм аст, чи аз назари усули тадрис ва чи аз ҷиҳати кўтоҳтар кардани муддати барномаи омўзиши мадраса ва донишгоҳ.

Саранҷом, бузургтарин муфтии Бухоро, ҳазрати домулло Икром, ки ҳамеша иқдоми неки равшанфикрони Бухороро хуш мепазируфт ва аз рўи адолати иҷтимоии исломӣ ҷонибдорӣ мекард, эъломияи мусбат дар бораи ин кутуб ба гунаи расмӣ баён кард. Ба қавли Садриддин Айнӣ "Ҳазрати устод домулло Икром" (ин иборат дар "Таърихи Инқилоби фикрии Бухоро" омадааст) кутуби мазбурро ҳамчун беҳтарин таснифи таълимӣ барои макотиб ва мадориси Бухоро эълон кард ва чун ҳазрати домулло Икром дар Аморати Бухоро ва мақомоти олии Аморат ва ҳамчунин дар назди шахси амир обрўи воло дошт, андешаҳо ва натиҷагирии эшон дар бораи китобҳои "Тартил-ул-Қуръон", "Заруриёти диния" ва "Таҳзиб-ус-сибён" аз ҷониби мақомоти волои замон дар Аморати Бухоро ба некӣ ва хуш пазируфта шуд.

Баъдан дар нашри дувуми ин китобҳо, дар сафҳаи унвони "Таҳзиб-ус-сибён" номи Садриддин Айнӣ ба гунаи зер эълом шуд (Самарқанд, 1336/1917): "Заруриёти диния", "Тартил-ул-Қуръон" ва "Таҳзиб-ус-сибён" - мураттиб Садриддин Айнӣ, "Оила ва

Сайёҳи ҳиндӣ" - мураттиб Абдуррауфи Фитрат. Маҳалли фурӯши ин китобҳо дар Бухоро китобхонаи "Маърифат" ва дар Самарканд китобхонаи "Зарафшон" буд.

Пас аз сипарӣ шудани солҳо, замони нигориши китоби "Намунаи адабиёти тоҷик" Садриддин Айнӣ (Маскав, 1926), чанд нафар аз дӯстони рӯҳонии эшон, ки нияти муҳоҷират ба хориҷро доштанд, ба мусаннифи "Зарурияти диния" муроҷиа ва иҷозаи нашри ин китобро дар яке аз кишварҳои хориҷ дархост карданд. Воқеан китобҳои динии Садриддин Айнӣ мисли соири кутуби динии замони мозӣ, дар кишвари Шӯроҳо ояндаи нек надоштанд. Ба ин ҷиҳат, муаллиф як нусхаи ислоҳшудаи "Зарурияти диния"-ро ба дӯстон эҳдо кард ва барои чопи он дар хориҷ аз кишвар иҷоза дод ва ба имзои "айн", яъне Айнӣ, андешаи хешро дар чигунагии тасниф ва таълифи хеш барои нашри ояндаи он китоб ба гунаи зер хулоса кард:

**Ниёзномаи махсуса**

Ба авни Эзиди Таоло, рисолаи "Зарурияти диния"-ро, ки муштамил бар мухтасари масоили мӯътақадот ва амалиёт аст, аз рисолаҳои мактабии туркӣ тарҷума ва иқтибос ва бар китобҳои мӯътабара мисли "Шарҳи ақоиди Насафӣ" ва "Мухтасари Виқоя", "Ҳидоя", "Фатовии Ҳиндия" (Оламгирӣ) ва "Фатовии Қозихон" (Хония) татбиқ карда, баъзан ба "Мунияи" ва "Дурр-ул-мухтор" муроҷиат карда, барои соли дувум ва саввуми макотиби ибтидоияи форсизабон тартиб карда шуд ва дар тасҳили таъбирот ба қадри имкон ва иститоат кӯшида шуд".

Ниҳоят, китоби "Заруриёти диния" дар соли 1927 дар Лоҳур, ба теъдоди 1350 нусха ба чоп расид. Дар сафҳаи унвони он чунин нигошта шудааст:

Нашриёти Шермуҳаммад Гулхони Афғон

(қавми хирвати сокини Қарабоғи Ғазнин)

Дар аҳди салтанати Аълоҳазрат амир Амонуллоҳхони Ғозӣ (халлада-л-Лоҳу мулкаҳу ва салтанатаҳу)

"Заруриёти диния"

Табъи аввал

Мутарҷим: мулло Айнии Самарқандӣ

Ҷумла ҳуқуқи табъ маҳфуз аст

1305 ҳ.ш./1345 ҳ.қ./1927 м.

Дар матбааи "Муфиди ом"-и Лоҳур табъ шуд.

Нашри дувуми "Заруриёти диния" дар хориҷ аз кишвар, дар соли 1345 баробари 1927 дар Маккаи Мукаррама ба теъдоди даҳ ҳазор нусха ба гунаи нашри дувум анҷом ёфт. Эҳтимомкунандагони нашри аввал ва дувуми ин китоб далоили хешро дар ин роҳ ба гунаи зайл эълом доштанд (мутаассифона, дар поёни нигориши онҳо дар сабти санад иштибоҳе рух додааст).

"Бисми-л-Лоҳи-р-Раҳмони-р-Раҳим, ал-ҳамду ли-л-Лоҳи Рабби-л-ъоламин, ва-с-салоту ва-с-салому ъало ашрафи-л-мурсалин сайидино Муҳаммади-бни Абдиллоҳ Расули Рабби-л-ъоламин ва ъало олиҳи ва саҳбиҳи аҷмаъин.

Аммо баъд: китоби "Заруриёти диния" ба дасти қиблагоҳи мо Мирзо Абдурраууфхони Хуҷандӣ баъд

аз ҳичраташон соли 1933 дар Афғонистон ба дасташон расида буд. Он кас ба умеди ин ки агар Худованд чалла Ҷалолуҳу бихоҳад... иншоаллоҳ, ин китобро нашр мекунем, гуфта буданд, валекин ин орзу дар вакти ҳаёташон муяссар нашуд. Ба ҳамин сабаб аз дунёи фонӣ ба дунёи човидонӣ реҳлат карданд, аммо ин амонатро ба фарзандони худ суфориш карданд ва иншоаллоҳ ин фарзандон суфориши падари марҳуми худро ба анчом хоҳанд расонид. Бо арзи ҳурмат

12/4/1411 ҳ.қ. 30/10/1990 м.

8/8/1369 ҳ.ш.

Ҳадя аз тарафи фарзандони марҳум Мирзо Абурրауфхон - Мирзо Муҳаммад Сурур ва Мирзо Ҳабибуллоҳ ва Мирзо Қорӣ Амонуллоҳи Хучандӣ. Маккаи Мукаррама".

Аз оғози чопи ин асари Садриддин Айнӣ то кунун чопи чаҳоруми ин китоб дар хорич аз кишвари Точикистон дар шаҳри Тошканд ба шакли офсет (аксӣ) ба теъдоди даҳ ҳазор нусха дар нашриёти "Ёзувчи" дар соли 1991 чомаи амал пӯшид. Лозим ба зикр аст, ки устод Садриддин Айнӣ баъди он ҳама таҳдидҳову таъзирҳо дигар наметавонист дар шаҳри дилбохтаи хеш - Бухорои Шариф иқомат кунад ва ба ин далел шаҳри Самаркандро барои зисту зиндагӣ баргузид ва шаҳрвандии ин шаҳрро пазируфт. Ба ин чиҳат дар чанд китоби мунташираи он замон, аз чумла дар "Заруриёти диния" эшонро "Айнии Самаркандӣ" қаламдод карданд. Дар чопи китоби мазкур дар шаҳри Тошканд (1991) низ навиштаанд "Айнии Самаркандӣ, "Заруриёти диния" форс тилида" ва ба гунаи зер эзоҳ намудаанд:

(тарчума): китоби мазкур аз чониби хамватани мо, Мулло Айнии Самарқандӣ тасниф шуда ва он дар мадори хеш танхо конуну коидахои шариати Исломро доро буда; хамчунин ахкомеро, ки барои дониши мусулмонон аҳамият доштааст, ба гунаи содда баён мекунад. Мо бовари комил дорем, ки ин китоб дар байни бародарони форсигӯи мо таваччӯхи бузургро ноил хохад гардид".

Нахустин чопи илмии таснифи зикрёфтаи устод Садриддин Айнӣ ба забони асили фасеҳ ва соддаи форсӣ - точикии муаллиф дар Ҷумҳурии Точикистон бо хатти кириллӣ ва бо саъю эҳтимом ва пешгуфтори Абдулҳайи Муҳаммадамин зери назари Муҳаммадчон Шакурӣ ва таҳрири Муҳаммадчон Умаров дар соли 2000 милодӣ дар шаҳри Душанбе чомаи амал пӯшид, ки нависандаи пешгуфтор мақоми волои ин китоб ва муаллифи онро дар исломшиносӣ борҳо таъкид кардааст.

Пас аз Инқилоби Октябр, Садриддин Айнӣ қасидае дар васфи Самарқанду Бухоро дар соли 1919 мунташир карда буд, ки алайҳи ситам равона шуда буд. Баъдҳо асарҳои дигари эшон, монанди "Ҷаллодони Бухоро", "Таърихи амирони Мангития", "Намунаи адабиёти точик" ва мақолоти муҳимми ин муаллиф ва ғайра ба майдон омаданд. Онҳо алайҳи ситами таърихии замон ва ситами фарҳангӣ ва барои дифоъ аз ҳастии халқи точик, ҳувият ва ҳуқуқи ӯ дар арсаи сиёсат дар Варорӯд (Мовароуннаҳр) таълиф шуда буданд. Лаҳзаҳои муҳимми рӯзгори Садриддин Айнӣ дар солҳои 1930 то 1940 иборат буд аз: набарди фарҳангӣ, муқовимат ва дифоъ аз ҳуҷуми солҳои 1937

ва 1938 аз тарики навиштани асарҳои нав ва пас аз он дифоъ аз "гунаҳгорон"-и бегуноҳи он солҳои зишт ва шогирдон ва дӯстони аҳли алабаш, ки душмани халқ эълон шуда буданд, монанди Ғанӣ Абдулло, Рашид Абдулло ва падари онҳо Абдуллоҷон-ака, Раҳим Ҳошим, Ҷалол Икромӣ, Вадуд Маҳмудӣ, Нерсес Нерсесян, Тӯракул Зеҳнӣ, Ҷавҳарии Истаравшанӣ, Муинзода, домулло Олими Хуҷандӣ, Нодир Шанбезода ва ҷонибдорӣ аз сарояндаи мумтози мардумии мо Ака Шариф Ҷӯраев дар соли 1940 ва устод Лоҳутӣ, ки дар саркӯби коргардони маъруф Михаэлез аз вай дифоъ карда буд. Ҳамчунин дар он замон Садриддин Айнӣ осори муҳимми хешро таълиф кард, ки ба мақсади бедорӣ, худшиносӣ ва иттиҳоди мардуми тоҷик навишта шуда буд, ҳамчунин "Луғати забони тоҷикӣ", ки барои ҳифзи покизагии забон ва барои онҳое, ки аз алифбои ниёгон наметавонистанд истифода кунанд, навишта шуда буд ва китобҳое дар бораи Рӯдакӣ, Ибни Сино, Фирдавсӣ, Саъдӣ, Восифӣ, Бедил, маънои калимаи "тоҷик" ва ғайра.

Устод Садриддин Айнӣ ҳеҷ гоҳ зидди хатти форсӣ-тоҷикӣ (ниёгон) набуд. Табдили хатти ниёгон ба хатти лотин ва сипас ба хатти кириллӣ амре иҷборӣ ва сиёсӣ аз сӯи инқилобиюн буд. Пас аз соли 1926 Туркия, Озарбойҷон, Тотористон, Туркманистон, Қазоқистон ва Ӯзбекистон хатти лотинро пазируфтанд, вале дар натиҷаи муқовимати Садриддин Айнӣ, Абулқосим Лоҳутӣ, Аҳмадҷон Маҳдуми Ҳамдӣ, Аббос Алӣ ва дигарон Тоҷикистони худмухтор фақат дар соли 1929 хатти лотинро бар асоси фишори сиёсии давлатӣ пазируфт.

Устод Айнӣ ҳаман осори хешро ба хатти форсӣ-тоҷикӣ (ниёгон) навишт. Робитаи эшон бо аҳли илму адаб, шогирдон ва фарзандон фақат бо хатти ниёгон анҷом мешуд. Ғараз аз тафсилот дар баёни баъзе аз лаҳазоти муҳимми рӯзгор ва осори Айнӣ он аст, ки дар пешгуфтори китоби "Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" чеҳраи воқеии ин размандаи алайҳи ситам бар халқи тоҷик ва бар фарҳанги онро он гуна ки шоиста аст ва ба ихтисор тарсим кунем, то арзишҳои таърихӣ, фарҳангӣ ва сиёсии китоби мазбур, ки нахустин бор пешкаш мешавад, барои хонандгони имрӯзу фардо мушаххастар ва равшантар ҷилвагар шавад.

Саввуми июни соли 1917 устод Садриддин Айнӣ, чунонки гуфта шуд, пас аз табобат ба шаҳри Самарқанд ҳиҷрат кард ва то октябри соли 1920 дар гузари Сӯфӣ Розиқи он шаҳр дар хонаҳои дӯстони шафиқу бовафояш Мардонқул Шоҳқурбонзода (сардабири рӯзномаи "Ҳуррият"), Абдуллоҷон Абдулхолиқзода, Мулло Исматуллоҳ Раҳматуллоҳзодаи муаллим ва муаллим Абдулқодири Шакурӣ зиндагӣ кард ва таърихи таълифи китоби "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" ё "Таърихи усули савтия ва Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" ба забони форсӣ-тоҷикӣ бо ҳамин маҳаллаи Сӯфӣ Розиқ ва шароите, ки дӯстони фидокораш барояш муҳайё карда буданд, вобастагии шадиде дорад ва дар он ҷо таълиф шудааст.

Бисёрӣ пиндоштаанд, ки китоби номбурда фақат ба забони ӯзбекӣ ё туркии маъмули он замон нигошта шудааст, аммо ин пиндор саҳеҳ нест! Пас нусхаи асили ин асар, ки онро метавон таҳрири аввал гуфт, чӣ асарест ва чӣ гуна таълиф шудааст?

Нусхаи аслии форсӣ иборат аст аз дувоздаҳ дафтари машқи чаҳордаҳ то шонздаҳбаргии мактабхона дар 357 сафҳа бо хатти муаллиф (Садриддин Айнӣ ибни Саидмуродхоҷа).

Унвони асар: "Таърихи усули савтия ва Инқилоби фикрӣ дар Бухоро ("Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро").

Огози китоб (с.1): "Маълум аст, ки то санаи 1883 милодӣ мактаби усули савтия ва усули ҷадида дар байни мусулмонони мамлакати Русия набуд...".

Анҷоми китоб (с.357): "Азбаски тараққипарварон дар ин чанд моҳ ҳукумати Бухороро хуб шинохта буданд ва хам то куҷо будани лутфи амирро медонистанд, таслим нашуданд, зеро таслим шудан хамон буду талаф шудан ҳамон. Чун ҳол бад-ин минвол расид, дар миёни ҷавонбухориён, барои ҳифзи хаёти худ ду фикр афтод. Фиркае мегуфтанд: "Ба Ватан ва хонумон видоъ карда, ба дохили Туркистон ҳиҷрат мекунем, дигдаган ислоҳоти Бухороро то вақти марҳуни муносиб вомегузорем. " Фиркаи дигар мегуфтанд, ки "Ҳар чӣ бодо бод, ба Когон меистем. Охир ин мунофирате, ки миёни болшевикони Рус ва ҳукумати Бухоро ҳаст, ба шамшер хоҳад шуд. Толеи мо низ дар он гавғо хал мешавад".

Дар ин ҷо ба ин таҳрир хитом дода шуд. Бинем, то баъд аз ин чӣ мешавад. Агар умр амон диҳад, воқеоти оянда низ ба қисми дувум таҳрир карда мешавад.

5 Ҷумодолаввали 1336 ҳиҷрӣ, якшанбе, мутобиқи 17 (4) феврали 1918 милодӣ. Садриддин Айнӣ ибни Саидмуродхоҷа, Самарқанд, гузари Сӯфӣ Розиқ".

Адиб ва сухандони номдори мо Раҳим Ҳошим дар пешгуфтори хеш барои тарҷумаи китоби "Бухоро

Инкилоби учун материаллар", яъне "Таърихи Инкилоби Бухоро" (Душанбе, нашриёти "Адиб", 1987, саҳ. 234) навиштааст:

"Яке аз асарҳои хеле муҳимми таърихӣ ба тамоми маънои ҳуҷҷатии устод Айнӣ, "Бухоро Инкилоби таърихи" ном дорад, ки дар арафаи Инкилоби Бухоро ба забони ӯзбекӣ навишта шудааст".

Бояд гуфта шавад, ки ин асари таърихии Садриддин Айнӣ пас аз Инкилоби Бухоро ба забони ӯзбекӣ таҳрир шудааст. Инкилоби Бухоро дувуми сентябри 1920 ба амал оварда шуда ва шашуми октябри 1920 Ҷумҳурии мустакили халкии Бухоро эълом шуд. Баъд хоҳем дид, ки ин асар ба забони ӯзбекӣ дар 23 феврали 1921 тасниф шудааст. Пас аз Инкилоби Бухоро, Айнӣ фурсати муносибе пайдо кард, ки чанд бор ба манзури шиносоии шахсӣ бо вазъи шаҳри шариф ва бо нияти муайян кардани имконоти мавҷуд барои фаъолияти илмӣ ва адабӣ ва барои дидор бо дӯстон ва бо Шарифҷон Махдуми Садри Зиё ба Бухоро биравад. Зеро ба устод Айнӣ паём расида буд, ки аҳвол ва рӯзгори Садри Зиё чандон хуб нест. Хулоса устод Айнӣ дар Бухоро барномаи илмӣ ва адабии хешро ба масъулони ҷумҳурӣ пешниҳод кард. Пешниҳоди аслии Айнӣ таъсиси Анҷумани таърих ва адаб буд, ки аз ҷониби аҳли фарҳанг ва адибони донишманд ва макомоти давлати Бухоро пазируфта шуд.

Ногуфта намонад, ки устод Айнӣ дар бораи масъалаиояндаи Бухоро ва забони давлатии он бо Файзулло Хоҷаев, раиси он ҷумҳурӣ, ихтилофи шадиде дошт ва ҳатто мегӯянд, ки бо ӯ сухан

намегуфт, вале ба хотири Муҳаммадшариф Садри Зиё (Шарифҷон Махдуми Садри Зиё) бо ҳамроҳии дӯстонаш ба дидори Файзулло Хоҷаев шитофт. Файзулло пешниҳоди Айниро фаврӣ ва бо хушнудӣ пазируфт ва Садри Зиёро раиси авқофи Бухоро таъйин кард ва ба Айнӣ гуфт: "Ҳазрати устод! Барои обрӯи Бухоро мо Шоик афандии адиб, дӯсти шуморо сафири Ҷумҳурии Бухоро дар Афғонистон таъйин кардем, устод Фитратро ба Туркия ва мехостем, ки шуморо ба Сафорати Эрон, агар ризоят бифармоед, бигузорем".

Устод Айнӣ фавран дарк кард, ки ҳамаи ин се нафар номбурда, онҳое ҳастанд, ки дар интихоби раиси Ҷумҳурии Бухоро бояд ширкат бикунанд ва ба шаҳодати Изомӣ - хушнависи бухорой (баъдан эшон муншии Фитрат ва Айнӣ шуд) дар посухи Файзулло гуфт: "Эшонҷон (лақаби ҷавонии Файзулло), ман қатъан эълом мекунам, на сафир шудан мехоҳам, на кабир (яъне раиси Ҷумҳурии Бухоро), аммо мехостам шароите муҳайё шавад, то мо Анҷумани таъриху адабро бунёд кунем, ки онро дар хориҷ Фарҳангистон меноманд".

Файзулло Хоҷаев изҳори ризоият кард ва биноӣ мӯҳташами куҳанбунёд - идораи қунунии ақд ва издивоҷ (ба забони русӣ ЗАГС) дар шаҳри Бухороро барои ин марказ дар назар гирифт.

Тафсилоти ин воқеа ба нақл аз Изомии хушнавис чунин аст: "Дар ин марказ устод Айнӣ ба раёсат баргузида шуданд ва Садри Зиё, Файзулло Хоҷаев, Абдурраурфи Фитрат, Шоиқ афандӣ, Аҳмадҷон Махдуми Ҳамдӣ, Абдулкодир Муҳиддинов, Мирҷо

Абдулвоҳиди Мунзим ва Йӯлдош Пӯлод (нозири маорифи Бухоро) аъзои аслӣ ва Аббос Алӣ ба унвони дабири Анҷуман ва Изомии хушнавис ба унвони муншии Анҷумани таърих ва адаб таъйин шуданд.

Дар барномаи ин марказ таълифи чанд китоб пешбинӣ шуда буд. Баргардони "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" ба забони туркӣ-ӯзбекӣ; таҳрири дубораи чанд китоби устод Садри Зиё, ки дар замони Инқилоби Бухоро сӯхта буданд, навиштани чандин китоби таҳқиқотӣ дар мавзӯи адабиёт ва санъати мусиқӣ ба қалами Абдуррауфи Фитрат ва ғайра.

Бо ҳамаи ин имконот устод Айнӣ маҷбур шуд, ки ба Самарқанд баргардад, зеро дар ин миён забони туркӣ ба унвони забони давлатӣ роиҷ шуд, вале устод Айнӣ мехост, ки китоби "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро"-ро ба забони аслии форсӣ-тоҷикӣ ба чоп расонад. Ба ин манзур, дастнависи худро ба василаи шахси мӯътамад аз Самарқанд ба Бухоро ирсол кард, ки ҳарчи зудтар чоп шавад. Аммо ин китоби ниҳоят муҳим - нақди нукта ба нуктаи воқеоти маорифи Бухоро ва баёни таҳаввули афкори ҷомеаи он интишор наёфт.

Дӯсти дерини Айнӣ - Йӯлдош Пӯлод, нозири маорифи Ҷумҳурии Бухоро, бо далоили қавӣ ва бар асоси қавонини ахири ҷумҳурӣ, муаллифи он китоби вазин, яъне Садриддин Айниро қабулонд, ки аз ин пас дар Бухоро китоби форсӣ чоп нахоҳад шуд ва чун мавзӯи китоби "Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" барои таърихи кишвар ниҳоят муҳим аст, онро ба туркӣ-ӯзбекӣ баргардонад, чун ин борро таърих бар зиммаи Айнӣ гузоштааст. Азбаски Садриддин Айнӣ интишори

ин китоби таърихиро зарурӣ медонист, пешниҳоди Йўлдош Пўлодро пазируфта ва ин асарро ба гунае дигар ба забони туркӣ-ўзбекии он замон баргардонд. Дастнависи ўзбекии ин асар ба унвони "Таърихи Инқилоби Бухоро" чунин аст: "Бухоро Инқилобининг таърихи". Сафҳаи аввал дар сарлавҳа исми муаллиф Садриддин Айнӣ бо хатти муаллиф нигошта шудааст ва унвони китоб бо хатти дигар. Биринчи қисм (бахши якум) бо хатти муаллиф, аз сафҳаи 1 то 284 бо хатти хонои рехтаи ҷадидӣ гўё ба қаламн шогирди Айнӣ Раҳим Ҳошим ва аз сафҳаи 284 то 311 бо хатти ҷадидӣ, туркӣ-ўзбекии Абдулмўъмин Сатторӣ.

Устод Айнӣ, ки қаблан ашъори амир Алишери Навоиро дар радифи осори бузургони адаби форсӣ-тоҷикӣ мутолиа карда буд, дар анҷоми китоби худ нақл мекунад, ки пас аз синни 28-солагӣ аз тариқи ҷароид, кутуб ва маҷаллоти туркӣ-усмонӣ, тоторӣ ва ўзбекӣ бо адабиёти ин қабоил ошно шудааст ва ин китобро ба туркӣ-ўзбекӣ таҳрир карда ва ин асар, нахустин асари ў ба забони туркӣ будааст. Айнӣ поёни ин асарро дар раҷаби 1339 ҳиҷрӣ баробари 23 марти 1921, дар шаҳри Самарқанд эълом мекунад. Бояд ёдовар шуд, ки чун устод Айнӣ мебоист нусхаи дастнависи хешро ба чопхона бифиристад, бори нахуст (чун он замон хеч гуна дастгоҳи тайп вуҷуд надошт), бо кўмаки шогирдонаш аз нусхаи туркии хеш, "Бухоро Инқилоби таърихи" нусхабардории онро аз оғоз то анҷом тасҳеҳу ислоҳ кард. Ин мерасонад, ки нусхаи ахири "Бухоро Инқилобининг таърихи" ба қалами шогирдонаш, нусхаи мўътабари туркӣ-ўзбекии муаллиф аст, зеро нусхаи гумшудаи ин асар дар он

замон, имрӯз дар Пажӯҳишгоҳи Абӯрайҳони Беруниии Тошканд нигаҳдорӣ мешавад. Ин асар низ ба осонӣ чоп намешуд, зеро касоне, ки аз мақомоти давлатии Ҷумҳурии Бухоро буданд, худро қаҳрамони Инқилоби Бухоро медонистанд ва мехостанд, ки дар сафҳаҳои таърих нақш дошта бошанд.

Аз дӯстони бовафои устод Айнӣ, Қорӣ Йӯлдош Пӯлод бо ҳадафи ёфтани роҳи интишори китоб, ин асарро барои тақриз ба шарқшиноси маъруф, Александр Самойлович дод. Эшон дар илми туркшиносии ҷаҳон яке аз шахсиятҳои ангуштшумор ба ҳисоб меомад. Самойлович (1880-1938) донишкадаи забонҳои шарқии Донишгоҳи Санкт-Петербургро ба поён расонид ва дар солҳои 1900-1913 дар Туркия, Олмон, Фаронса, Австрия ва Маҷористон такмили дониш карда, осори фаровони худро дар он кишварҳо интишор дода, ба болотарин мақоми ховаршиносӣ ноил шуда буд. Баъд, соли 1937 ба ҷурми сиёсӣ зиндонӣ шуд ва ба монанди ҷосуси кишварҳои бегона эъдом гардид.

Зиндаёд устод Самойлович бо камоли хушнудӣ китоби Айниро мутолиа кард, ҳам тақриз навишт ва ҳам он асарро ба таври хулоса ба забони русӣ тарҷума кард. Аз он замон китоби Айнӣ унвони "Бухоро Инқилоби таърихи учун материаллар"-ро гирифт. Самойлович дар ин пешниҳоди хеш назари мақомоти сиёсии ҷумҳуриро пазируфт. Китоби Айнӣ баъдҳо ба забони туркӣ-ӯзбекӣ мунташир шуд, вале бо таҳрифи матн, кӯтоҳ кардани бобҳо, иборат ва ғайра, монанди тарҷумаи русии ин асари пурарзиш. Самойлович илова бар ин ки ин асарро ба таври хулоса ба русӣ тарҷума карда буд, мақолаи илмие дар ин мавзӯъ

навишт ва фавран дар маҷаллаи "Восток" (Ховар, китоби 1, 1992) чоп кард. Ӯ дар ин мақола ба асари Айнӣ мурочиа карда, арзишҳои илмӣ ва матолиби мунҳасири онро, ки фақат Айнӣ шоҳиди вуқӯи онҳо буда ва ба таври дақиқ онҳоро сабт кардааст, ба гунаи вижа таъкид мекунад. Ба ин васила ҷаҳони ховаршиносии Русия ва кишварҳои аврупоӣ аз мавзӯоти китоби Айнӣ огоҳ шуданд, вале ин тарҷума ба дасти хонанда нарасид, зеро чунон ки гуфта шуд, Самойлович дар соли 1938 ба қатл расид.

Ин асар, ки барои чоп фаврӣ ба нашриёти Ҷумҳурии Бухоро фиристода шуда буд, сарнавишти мубҳаме пайдо кард ва мисли китоби "Ҷаллодони Бухоро" (1920) мунташир нашуд. Масъулони нашриёт фармони ношоисти сарони он ҷумҳуриро пайгирӣ ва эълом карданд, ки дастнависи муаллиф гум шудааст.[1]

Аз соли 1923 ба баъд, дигар осори Айнӣ ба таври муназзам ба чоп мерасид. Дар соли 1921 дар шумораи 91 маҷаллаи "Шӯълаи инқилоб" мақолаи Айнӣ ба номи "Фитнаҷӯён боз хун рехтан мехоҳанд" чоп шуд. Аз шумораи 15, дар зарфи дувуним сол 47 мақолаи эшон чоп шуд. Пас аз ин, осори устод Айнӣ чи ба форсӣ-тоҷикӣ ва чи ба туркӣ-ӯзбекӣ, ҳам дар дохил ва ҳам дар хориҷ аз кишвар ("Қизбола ё Холида", Берлин, нашри Ковиён, 1924) ба чоп мерасад. Билохира, дар соли 1923 дар маҷаллаи "Учқун" (Шарора, шумораи 2) бахшҳое аз китоби "Бухоро Инқилоби таърихи учун материаллар" чоп шуд ва ин асар ба шакли китоби ҷудо, вале ба тарзи таҳрифшуда "думбурида" дар соли 1926 дар чопхонаи "Нашриёти давлатии халқҳои шӯравӣ" дар Маскав чоп шуд. Бояд

гуфт, аз кутуби таърихшиносии Айнӣ асари муҳимми эшон "Таърихи амирони Манғитияи Бухоро" дар соли 1923, дар Тошканд ба чоп расид, ки он низ таҳриф шудааст.

Ва аммо аз асари волои ин муаллиф, "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" ба забони аслии форсӣ-тоҷикӣ (Таърихи савтия ва Инқилоби фикрӣ дар Бухоро) ягона нусха ба хатти худаш, ки аз Самарқанд ба Бухоро барои чоп фиристода шуда буд, ҷавоби равшане ба муаллиф дода нашуд; яъне он ки бо тағйири шароит ва эъломи забони туркӣ ба унвони забони давлатӣ ба ҷои забони форси-тоҷикии он сомон дар зарфи хазор сол, дигар асаре ба забони форсӣ-тоҷикӣ чоп нахоҳад шуд. Саранҷом дар посухи тақозо ва талаби устод Айнӣ, ки хостори ин буд, ки нусхаи ягонаи комили қаламии форсии ин асар ба муаллиф баргардонида шавад, ҷавоб дода шуд, ки ин китоб гум шудааст... Устод Айнӣ аз соли 1920 (бунёди Ҷумҳурии Бухоро) то поёни умр (соли 1954) орзуи пайдо кардани ин нусхаи мунҳасир буд ё мехост агар имконе пайдо шавад, лоақал онро аз рӯи мусавваладҳои худ дубора таҳрир кунад. Ин барои муаллиф ягона роҳи наҷоти асари гумшудаи худ буд. Вале комилан равшан аст, ки нусхаи мунҳасири аслӣ бо зикри асомии шахсиятҳои воло, ки ҳамагӣ бо сифоти мусбат ва манфии худ фаъолият мекарданд, дар он замони муборизоти фикрӣ ва таҳаввулоти ҳаррӯза дар умури маориф ва тарбият ва ахлоқи ҷомеа аҳамияти фавқулоддаи илмӣ, фарҳангӣ, сиёсии муҳимме дошт ва имкон надошт, ки аз байн рафта бошад. Ҳарчанд устод Айнӣ ба ҷиҳати ҳал нашудани

ин муаммо (гум шудани нусхаи аслии асари худ) норохатии зиёде дошт ва онро яке дигар аз ҳуккабозиҳои мункирон медонист ва ба онҳо лаънат мегуфт, боз ҳам умед дошт, ки он нусхаи аслии асараш ба далели мӯҳтавои илмии он гум нашуда бошад ва ба камина, ки ҳамаи корҳои нотамомашро барои оянда ба ман ҳавола мекард, гуфт: солҳо сипарӣ мешаванд ва вазъи мамлакат ҳатман тағйир мекунад; гумон дорам, ки дар яке аз бойгониҳои давлатӣ ё шахсӣ он нусхаи нодир пайдо хоҳад шуд, зеро дар он сарнавишти Бухорои Шарифи чандин ҳазорсола ва мардуми бофарҳангу забони давлатии форсӣ-тоҷикӣ, бо умри беш аз ҳазорсолааш баён шудааст ва боз идома дод: дар Бухоро ду хонавода буданд аз пайравони барномаи ҷадид ва аз таҷаддудхоҳони давлатӣ дар кишвар, ки аз ҷониби мутассибон ба қатл расиданд. Инҳо дӯстони ман буданд ва фарзандони навҷавони онҳо бо кӯшиши ман дар ҳайати муҳассилони бухорӣ ба Олмон рафтанд ва пас аз таҳсил ба Бухоро баргашта, бо давлат ҳамкорӣ доштанд ва он се писар ба ҷиҳати донистани забони модарӣ (форси-тоҷикӣ), туркӣ ва забони русӣ ва олмонӣ дар бойгониҳои вижаи Бухоро, Тошканд, Маскав адои вазифа мекунанд. Падарам фармуд: дар ёд дошта бош, ки замони муносиб, ки фаро расид, аз тариқи инҳо метавонӣ нусхаи нодири маро пайгирӣ кунӣ. Агар то ба ҳол ин нусха пайдо мешуд, онро ба унвони китоби панҷуми "Ёддоштҳо"-ям, ки дар чаҳор ҷилд борҳо чоп шудааст, эълон мекардам ва агар ту онро ба даст овардӣ, ин васияти маро дар ёд дошта бош. "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" китоби панҷуми "Ёддоштҳо" хоҳад буд.[2]

Солҳо сипарӣ шуд ва замони фурӯпошии давлати абарқудрати Шӯравӣ фаро расид. Масъулони кишвари Русия тибқи тақозои замон шеваи коргузории идоротро тағйир доданд, аз ҷумла дарвозаҳои оҳании бойгониҳои давлат низ нисбатан нимбозу нимяла шуд. Нахустин коре, ки камина пайгирӣ кард, ҷустани нусхаи аслии форсии "Инқилоби фикрии Бухоро" бо хатти муаллиф буд. Оқибат пурсишҳо ва мурочиаи ашхоси солманди Бухоро, маро бо ду нафар аз масъулони бойгониҳои вижаи Бухоро ва Маскав мувоҷеҳ кард, ки ҳарду тарбиятёфтагони устод Айнӣ буданд. Муаммои печидаи сарнавишти асари номбурдаи Айнӣ бо кӯмаки конунии яке аз онҳо ҳал ва кушуда шуд.

Сухани нек ва пайгириҳои пай дар пай моро ба ҳадафи муқаддас ва неки худ роҳнамоӣ кард. Саранҷом бо инояти Худованд орзуи сиюпанҷсолаи устод Айнӣ пас аз ҳафтод сол зиндонӣ шудан нусхаи аслии форсии "Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро" ба хатти муаллиф, ба шарофати замони озодӣ ва раҳоии Ҷумҳурии Тоҷикистон аз банд, раҳоӣ ёфта, ҷомаи озодӣ пӯшид. Инак, мо ин нусхаро дар ихтиёр дорем ва онро борҳо мутолиа карда, ба ҳадафи асосии хеш расидаем ва он китоби нодир (нусха)-и мунҳасир бо хатти муаллифро "Китоби зиндонӣ" номгузорӣ кардем. Аз шахсиятҳо ва марокизи фарҳангии илмие, ки кӯмаки амалии хешро аз мо дареғ надошта ва ба мо миннатҳо гузоштаанд, сипосгузорӣ мекунем.

Аз Куллиёти асарҳои понздаҳҷилдаи тоҷикии устод С.Айнӣ ҷилди 13 соли 1977 чоп шуда буд ва бо ҳамин ба сабабҳои мухталиф ин чоп қатъ гардид. Дар солҳои охир ба шарофати сиёсати оқилонаи

рохбарияти ҷумҳурӣ дар Тоҷикистон барои ривоҷу равнақи илму фарҳанг шароити мусоиде ба вуҷуд оварда шудааст. Бинобар ин барои табъу нашри ҷилдҳои баъдинаи Куллиёти мазкур низ имконият фароҳам омадааст.

Инак, ҷилди 14 Куллиёт «Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро бо ҳамкории муҳаррири китоб – Муҳаммадҷон Умаров ба табъ расид. Ҷилди 15 Куллиёт чун давоми ҷилди 14, иншоаллоҳ, ба наздикиҳо низ чоп хоҳад шуд.

Поновисҳо:

1. Ин нусха ба хатти муаллиф, вале ба тарики таҳрифшуда, акнун дар Пажӯҳишгоҳи Абӯрайҳони Берунии Тошканд маҳфуз аст.

2. "Ёддоштҳо"-и Садриддин Айнӣ дар чаҳор ҷилд ба пайвасти "Мухтасари тарҷумаи ҳоли худам" дар соли 1362 шамсӣ баробари 1982 милодӣ дар Теҳрон, дар интишороти Огоҳ ба кӯшиши Саиди Сирҷонӣ ба чоп расидааст.

# Таърихи Инқилоби фикрӣ дар Бухоро

## I

## Мактаби усули савтия

Маълум аст, ки то санаи 1883 милодӣ мактаби усули савтия ва усули ҷадида дар байни мусулмонони мамлакати Русия набуд. Ҳарчанд аз лузуми ислоҳи макотиб ва мадорис дар байни баъзе мутабассирин ва аҳли хибрат сӯҳбат мерафт, лекин феълан асаре чандон намоён надошт.

Дар санаи мазкура марҳум Исмоилбек Ғаспаронии Қиримӣ фикри лузуми ислоҳи макотиб ва мадорисро ба воситаи ҷаридаи "Тарҷумон" дар байни муслимин интишор дода, вуҷуби ислоҳро ба далоили ақлия ва нақлия исбот намуда, пеши афкори омма арзу баён кардан гирифт ва низ аз як тараф, билфеъл, ба ислоҳи макотиби ибтидоия шурӯъ намуда, дар Боғчасарой як боб мактаби намуна ба усули савтия ба зери назорати худ кушода, дар зарфи 45 рӯз атфолро хатшиносу хатнавис карда, ба мардум нишон дод. Хулоса, инқилоби фикрию илмӣ аз ҳамин таърих эътиборан дар байни мусулмонони Русия рӯз ба рӯз дар тазоюд буд. Ба саъю ғайрати фозили мағфури мазкур (ҳамчунон ки ба воқифони ахбор пӯшида нест) ҳарсола чандин боб мактабҳои ибтидоия ба тартиби нав дар ҳар тарафи мамлакати Русия кушода мешуд. Ҳарчанд ҷаридаи "Тарҷумон" аз аввали нашр шуданаш дар Бухоро ба як-ду нафар меомад, аммо фикри ислоҳ то санаи 1315-1316 ҳиҷрӣ байни мардуми ин мамлакат

наафтода буд. Ҷаридаи "Тарҷумон" авоили интишораш дар Бухоро се нафар хонандаи маълум дошт: Ҳоҷӣ Бӯрибек - Афандӣ, мулло Мирхони Порсозода, Қорӣ Бурҳони сарроф. Азбаски ҷарида хондани ин се нафар ба аҳолӣ маълум буд, инҳоро мардум ба бобигарӣ ва бадмазҳабӣ иттиҳом мекарданд. Рафта-рафта ҷаридаи "Тарҷумон" дар байни аҳолӣ шӯҳрат ёфтан гирифт. Баъзан ба тарики афсона ва хикоят баъзе уламо ҳам мехонданд. Қозӣ Мир Бадриддини қозикалон ҳам яке аз хонандагони ҷаридаи "Тарҷумон" гардид. Дар ин миён ба воситаи сайёҳон ва пӯшта баъзе ҷаридаҳои Истанбул, Миср ва Ҳиндустон низ меомад. "Ҳабл-ул-матин"-и мунташира дар Ҳиндустон ва "Парвариш"-и мунташира дар Миср ба Бухоро хеле шуюъ пайдо кард. Дар санаи 1312-1313 ҳиҷрӣ домулло Ҳоҷӣ Икром ва домулло Аваз Муҳаммади Хуҷандӣ ба зиёрати Ҳарамайни Шарифайн мушарраф шуда омаданд. Бинобар ибрате, ки аз ин саёҳат ва олами Ислом гирифтанд, эшон дар бозгашти сафари Ҳиҷоз лузуми ислоҳи малорисро дар байни уламо талқин мекарданд, аммо рӯи қабул намедиданд. Баъд аз ин, ҷаноби аш-Шайх Сайидалӣ аз-Зоҳир Абӯтарии ал-Мадании ба Бухоро ташриф оварда, ба меҳмонии Мир Бадриддини қозикалон дар гузари Сӯфиён ба ҳавлии Саъдул-лоҳхоҷа чанд моҳ истиқомат карданд. Дар хидмати ҷаноби Шайх домулло Икром ва домулло Аваз Муҳаммади Хуҷандӣ дарси ҳадис сар карданд. Чун ин ду домулло бо вуҷуди мударрисҳои бузург буданашон шогирдиро илтизом намуданд, аз мударрисон ва талабагони соҳибрушд хеле кас ба эшон иқтидо карда, ба дарси ҳадиси шариф иштирок

намуданд, муллоёни бузурги мӯйсафед ба ин ду домулло дар ғиёб хеле ҳуҷум карда, таън мекарданд ва мегуфтанд, ки ин мударрисон номи Бухороро паст карданд, ба як олами мусофир шогирд шуданд ва казо ва казо.., лекин аз бими шиддати сиёсати қозӣ Мир Бадриддин ҳуҷумашон аз ҳамин ҳарфҳои хонагӣ зиёд нашуд, ба ҳуҷуми феълӣ ҷасорат карда натавонистанд. Дар вақте ки ҷаноби Саййид аз Бухоро сафар карданд, хеле афкори умумӣ ба ҷониби дарсҳои динӣ, мисли тафсир ва ҳадис майлон карда буд. Домулло Ҳоҷӣ Икром бо вуҷуди тағйир надоданашон ҷадвали дарси маъмули Бухороро танқидҳои сахт мекарданд, талабаро ба тарафи дарсҳои динӣ даъват менамуданд ва худ умри худро баъд аз фароғ аз таълим ба муталиаи "Саҳеҳ"-и Бухорӣ мегузарониданд.

Аммо домулло Аваз Муҳаммади Хуҷандии марҳум билфеъл ба ислоҳи дарс шурӯъ карда, ба тадриҷ хутба хонондаиро тарк карда, ҳадис, тафсир, фиқҳ, усули фиқҳ, маонӣ ва баёнро дар ҷадвали дуруси расмӣ дохил карданд. Чун ин ҷадвал ба хусус ба дарсхонаи домуллои марҳум буд, ба вафоти ин шахс дар санаи 1325 ҳиҷрӣ ин ҷадвал аз миён рафт.

Мулло Ҷӯрабой ном аз тумони Пирмасти Бухоро як марди тоҷир буд, ки барои тиҷорат аксар ба Оренбург, Қизлӣ ва соири вилоёти Русия сафар мекард. Мумоилайҳ, дар вақти мусофирати худ ба маҷолиси имтиҳони макотиби усули савтия ҳозир шуда, ба муҳассаноти тариқи мазкур вуқуф пайдо карда буд.

Дар ин асно, сакта дар кори тиҷоратии мумоилайҳ воқеъ шуда, чанд гоҳе аз харидуфурӯш берун шуд.

Мулло Ҷӯрабои мазкур дар Бухоро омада (магар санаи 1315 ҳиҷрӣ буд), бо изну рухсати қозӣ Мир Бадриддини қозикалон дар гузари Пӯстиндӯзони Бухоро як боб мактаби ибтидоия ба усули савтия хусусӣ кушода, дар байни аҳолӣ эълон карда, мутааҳҳид шуд, ки: "Ба воситаи таълими ӯ шогирд дар ду моҳ хатшиносу хатнавис мешавад. Одамоне, ки синни таҳсилашон гузашта, бесавод мондаанд, низ агар хонанд, дар муддати қалила соҳиби хатту савод мешаванд". Лекин ин гуна эълонот ва тааҳҳудот дар назди мо - бухориён, ки аз олам хабаре надоштем, дурӯғу лофи беасл менамуд. Азбаски мо ҷоеро надида ва маҳофили илмии шаҳреро наозмуда будем, фикри мо зиёда маҳдуд буд, ҳамин чоҳҳои сиёҳи худро мактаб, ҳамин чӯбу фаллоки худамонро асбоби хатту саводбарорӣ меангоштем ва эътиқод доштем, ки ҳар фарзанди мусулмон, ки ба синни 4-солаву чормоҳагӣ, ки расид, бояд ба мактаб, яъне ба зиндони мазкур биравад, то мусоидаи умр ва ҳавсалаи авлиёаш панҷ сол - даҳ сол давомат кунад. Агар насибааш бошад, соҳиби хатту савод мешавад, вагарна боре калимоти имон, нияти намоз ва як-ду сура аз Қуръони Маҷидро аз бар мекунад, баъд аз он ба коре машғул мегардад, ё ило мо шоа-л-Лоҳ сафилона имрори ҳаёт менамояд, вассалом. Даъвоҳои мулло Ҷӯрабойро мисли лофҳои найрангбозҳои Лаби Ҳавзи Девонбегӣ мепиндоштем ва гумон мекардем, ки чанд рӯз косадорӣ карда, чанд танга ҷамъ намуда, боз ба Русия сафар хоҳад кард. Валҳосил, мулло Ҷӯрабои бечора чанд моҳе ба таълим давомат кард, аммо натиҷаи мӯътаддун биҳое ҳосил нашуд. Ба далолати Ҳоҷӣ Бӯрибой - Афандӣ, мулло Мирхон ва Қорӣ

Бурхони сарроф чанд нафар талаба имрӯз ба мактаб ҳозир мешуданд, фардо ба игвои мисли мо маҳдудназарон мегурехтанд. Қозӣ Мир Бадриддин, ки ба воситаи ҷаридаи "Тарҷумон" филҷумла ба муҳассаноти усули савтия вуқуф пайдо карда буд, бародарзодаи худ Муҳаммадаминҷон Махдумро ба мулло Ҷӯрабой шогирд кард. Аз шогирдони мулло Ҷӯрабой оне, ки банда ёд дорам, ҳамин Муҳаммадаминҷон Маҳдум аст. Аз дигаронаш хабар надорам. Баъд аз он ки мулло Ҷӯрабой имтиҳони мухтасаре дода, ба тарки таълим гуфта, аз Бухоро рафт, боз сухани ислоҳи макотиб, билмарра аз байни умум берун шуд.

Вақте ки муҳорибаи Рус-Ёпун сар шуд, хонандагони ҷаридаи "Тарҷумон" дар Бухоро зиёда гардид, дар баъзе хонадонҳо ҷаридаҳои русӣ низ қироат меёфт. Ахбори муҳориба ва хондани ҷароид филҷумла асари худро дар байни аҳолӣ зоҳир сохт. Қозӣ Мир Бадриддини қозикалон ва домулло Ҳоҷӣ Икроми муфтӣ дар байни дарсҳо баъзе хабарҳоро аз ҷарида хонда, талабаро таншит мекарданд. Дар хотимаи муҳорибаи Рус-Ёпун дар мамлакати Русия инқилоб афтода, дар ҳар гӯшаи вилояти Русия анҷуманҳои илмӣ, адабӣ, сиёсӣ пайдо шуда, ба номҳои мухталиф аз тарафи мусулмонҳои бедори Русия ҷаридаҳо нашр шудан гирифт; хонандагони ҷарида дар Бухоро ҳам зиёд шуданд. Дар санаи 1321 ҳиҷрӣ, 5 Рабеъулаввал, дар Самарқанд ба кишлоқи Раҷаб Амин, ба зери идораи мулло Абдулқодири Шакурӣ ба усули савтия "Мактаби Шакурӣ" кушода шуд. Аз фозилони Самарқанд, муфтӣ Маҳмудхоҷаи Беҳбудӣ ва

мулло Сайид Аҳмади Васлӣ барои ин мактаб китобҳо тартиб ва нашр карда, маънан муовинат мекарданд. Мулло Сайид Аҳмади Васлӣ, ки дар он замон ба айёми таҳсил дар Бухоро истиқомат дошт, муҳассаноти усули савтияро дар маҳофили уламо ва талаба ҳикоят мекард, аммо касе эътино наменамуд. Дар санаи 1325 ҳиҷрӣ дар Бухоро дар хонаи Низомиддин Собитии тотор ба изни қозӣ Мир Бадриддини қозикалон ба зери идораи муаллим Абдурраҳмон Саъидии тотор мактаби усули савтия ба забони тоторӣ кушода шуд. Ҳамон сол дар ин мактаб махсусан талабаҳои тотор давомат карданд. Соли дигар марҳум Исмоилбек Ғаспаронӣ дар аснои саёҳати Туркистон ба Бухоро ворид шуда, дар сарои Ойим аз бухорой ва аз тотор чанд нафар соҳибфикронро ҷамъ карда, дар боби кушодани як боб мактаби усули савтия тарғибу тавсия намуд. Аҳли маҷлис кушодани мактабро муқаррар карда, номашро "Исмоилия" мондан҈ шуданд. Исмоилбек баъд аз изҳори ташаккур ба номи худаш кушода шудани ин мактаби мафрузро рад карда, ба номи амир Музаффари марҳум нисбат доданро хоҳиш намуда, номи мактабро "Музаффария" гузошт (ҳайф, ки бачча ба сафар, номаш Музаффар шуд). Хулоса, имсол, яъне ба таҳсили сол, санаи 1326-27 ҳиҷрӣ дар мактаби тоторҳо, ки дар ҳавлии Халид Бариошуф ба зери (идораи) муаллим Абдурраҳмони Саъидӣ буд, чанд нафар талабаи бухорой низ қайд шуданд; аз ин ҷумла: Мирзо Хайруллоҳ, писари Мирзо Муҳйиддин, Мирзо Салим писари Мирзо Муқим, Қиличхоҷа писари Усмонхоҷа - даллоли пӯст, Мирзо Барот писари Қорӣ Ҳаёт, Мирзо Маҳмуд писари Мирзо Набот буданд

(махфй мабод, ки то соли 1326 хичрй хар чизе, ки дар боби таърихи усули савтия дар Бухоро дар ин дафтар зикр ёфт, аксарашро таҳқиқ карда, иттилоъ пайдо кардам, вагарна то ин таърих худам биззот аз ин олам хабаре надоштам. Ҳар воқеае, ки баъд аз ин таърих дар сари ин масъала рӯй дод, дар аксараш биззот мубошир будам.) Инак, ба тафсилоти воқеот шурӯъ менамоям..

Факир харчанд то ин дам аз матбуоту адабиёти ҳозира бехабар будам, лекин як орзуи ислоҳи макотибу мадорис дар хотирам нохуне мезад ва аз бидъоти маъҳуд байни худҳо хеле нафрат доштам. Ин орзу ва нафрат ба ман ба воситаи мутолиа карданам "Наводир-ул-вақоеъ" ном китоби Аҳмад Маҳдуми Муҳандис Дониши Бухорой ва аз хондани китоби "Саёҳатнома"-и Иброҳимбек пайдо шуда буд. Дар айёми тобистони санаи 1326 аз шарикдарсони факир Қорй Абдулвоҳиди Котиб ва Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим дар Самарқанд барои табъ кардани Қуръони Карим ба матбааи Демуров истиқомат доштанд. Ба ҳамин муносибат факирро низ ҳавои сайри Самарқанд дар сар афтода, ҳамроҳи Ҳомидхочаи Меҳрй, ки ин низ аз шарик-дарсони мо буд, аз Бухоро дар Самарқанд омада, ба манзили шарикони худ дар матбаа́ қӯш гирифтем, ҳаррӯза ба навбат, мазороти ин шаҳри минубаҳрро зиёрат карда, аз дидани имороти олияи қадима лаззат мегирифтем. Аз фасли аср то вақти хоб ба сайронгоҳҳои Шаҳри Нав чавлон карда, аз обу ҳавои ин чои рӯҳафзой баҳравар мегардидем.

Як рӯзи якшанбе мо чор нафар руфақои бухорой аз Шаҳри Кӯҳна пиёда-пиёда ба Шаҳри Нав

меомадем. Гузори мо аз сари мазори Амир Темури Кӯрагони гуфронмакон афтод. Ҳарчанд ин мазорро мо аз ин пеш зиёрат карда будем, лекин ба ҳар бор дидан зиёрат нокарда гузаштан аз ин чоро як ҳисси даруни тачвиз намекард. Ба муносибати зиёрат ба иморати мазор дохил шуда, бо мулло Иброҳим Сайидкамолзодаи Самарқандӣ мулоқӣ шудем. Азбаски ба мумоилайҳ собиқаи шиносоӣ доштем, моро ба ҳамин шаб ба хонаи худ ба меҳмонӣ таклиф кард. Ба муносибати рӯзи якшанбе будан, руфақо ҳам ба матбаа коре надоштанд. Илтимоси мулло Иброҳимро қабул карда, ба рафоқати худаш дар гузари Сӯзангарон ба хонааш рафтем. Шаб баъд аз сарфи обу таом мулло Иброҳим Шамсиддин ном писараш ва Точиддин ном чиянашро ба мо тақдим карда гуфт, ки инҳо дар мактаби усули чадида мехонанд. Агар хоста бошед, ба ҳузури шумо аз сабақхошон қадаре хонда имтиҳон медиҳанд. Мо маъалмамнуният қабул кардем. Инҳо аввал як-ду оят аз Қуръони Мачид мувофиқи қоида тиловат карда, аз қавоиди тачвид бо суолу чавоб бо якдигар музокира карданд; баъд аз он аз эътиқодот ва амалиёти исломӣ баён фармуда, азкори намозу калимоти имонро росту дуруст хонда, маъниҳояшро гуфтанд; баъд аз он хат навишта, имло ва ҳусни хатҳошонро нишон доданд; аз ҳисоб чизеро чамъ, тарҳ, зарбу тақсим амал карда, аз чуғрофия ҳам қадаре маълумот доданд. Мо ба ҳусни адо ва покизагии лаҳча ва ростии имлову суръати ҳисоби ин шогирдон мутаҳаййир шуда, як дарача аз хоби пиндор бедор шудем. Мо мунтаҳиёни мадраса баробари ин

шогирдон на қавоиди таҷвидро медонистем, на амали ҳисобро. Баъд аз хатми кутуб, чанд гоҳ Қуръон гузаронда ва ҳисоб машқ карда, ҳанӯз махраҷи ҳарферо аз ҳарфе тафриқ карда наметавонистем ва сирри як дар даҳро воқиф нашуда, ба назариёти ҳисоб саргардон будем. Амалиёти ҳисобро ба амсоли ин шогирдони хурдсоли навомӯз муҳол мепиндоштем.

Хулоса, аз ҳамин сӯҳбат эътиборан ба ҷон муштоқи мактаби усули савтия шудем. Фардо субҳ, баъд аз сарфи чой Қорӣ Абдулвоҳиди Котиб ба матбаа рафт. Фақир, Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим ва Ҳомидхоҷаи Меҳрӣ ба раҳбарии Шамсиддину Тоҷиддин ба зиёрати мактаби Шакурӣ, ки дар он замон ба гузари Кӯшхавз ба ҳавлии Муҳаммадраҳимбой давомат дошт, рафтем. Ба мактаб аввал бо муаллим мулло Абдулқодири Шакурӣ мулоқот карда, ба рафоқати муаллим синфҳоро ягон-ягон тамошо кардем. Муаллим аз ҳар синф ба қадри қувваи шогирдон чизе хононда, нависонда, Қуръонро бо татбиқи таҷвид тиловат кунонда, ҳисоби машқ кунонда, ба мо нишон дод. Ростӣ, аз ҷасорат ба ҷавобу хатнависии атфоли хурдсол мабҳут шудем. Ба равиши мактаб ҳамин қадар илм пайдо кардем, ки хондану навиштанро ба шогирдон баробар таълим мекардаанд. Аммо ба ин дараҷа ба хубӣ омӯхтани атфоли хурдсолро аз қабили эъҷозу хориқулодда гумон кардем. Хулоса, қадри як соат мактабро саёҳат карда, ба манзили худ дар матбаа омадем; аммо ҳамаи ҳушу ҳавосси мо дар он мактаб банд буд. Баъд аз ду рӯз фақир ба рафоқати Ҳомидхоҷа ба Бухоро

мурочиат кардем. Ба муносибати ҳулули моҳи шарифи Рамазон Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим низ кори матбааро файсал дода, ба Бухоро расид.

Дар Бухоро ба моҳи Рамазон ба Лаби Ҳавзи Девонбегӣ ҳар рӯз қубайли аср бо руфақои худ: Мирзо Абдулвоҳид, Ҳомидхоҷа ва соири шарикдарсон - чунон ки одат аст, сӯҳбат карда нишаста, баъд аз адои намози аср ба манзили худҳо мутафарриқ мешудем. Агарчи ин маҷлис одати чандсолаи мо буд, лекин имсол ранги сӯҳбат дигаргун буд. Дар солҳои пеш тамоми сӯҳбати мо дар Лаби Ҳавзи Девонбегӣ шиква, афсона ва амсолаш буд. Имсол сар то пои сӯҳбати мо аз зикри маҳосини усули савтия ва чӣ гуна ҷорӣ кардани ин усул дар Бухоро буд; ҳар рӯз бад-ин минвол қилуқол карда, охир қарор додем, ки баъд аз Рамазони муборак Мирзо Абдулвоҳид дар хонаи худ мактаби усули савтия кушояд; мо ҳар кадом ба қадри қувва ёрмандӣ ва муовинат намоем.

Интихоби Мирзо Абдулвоҳид ба муаллимӣ ба чанд ваҷҳ буд:

1) муаллимии атфол, табиӣ, машаққатҳои бисёр дорад; Мирзои мазкур аз байни мо мутаҳаммилтар ва душворписандтар буд;

2) асоси ин усул нависонда хонондан аст. Мирзои Абдулвоҳид аз байни мо соҳиби ҳусни хат буд;

3) ва ваҷҳи бузург ин буд, ки Мирзо Абдулвоҳид чанд сол пеш аз ин воқеа ба иқтизои як ҳисси қабла-л-вуқӯъ як хидматкори худро нависонда мехононд ва даъво мекард, ки агар ба ҳамин тарз давомат намоям, хатту саводашро баробар мебарорам. Азбаски он

вақт ин усулро нодида ва тафсилоташро аз касе ношунида, аз пеши худ бе тартиби муайян ба таълим шурӯъ карда буд, дуруст натиҷа надода буд. Чун ин дафъа илми иҷмолӣ ба ин тартиб пайдо карда буд, муваффақ шудани Мирзои мазкурро ба таълим маъмул доштем.

## 2

### Мактаби аввал ба усули савтия дар Бухоро

Агарчи пеш аз ин мулло Ҷӯрабой дар Бухоро мактаб кушода буд, ба афкори умумӣ таъсире накарда, зуд маҳв шуд, мактаби тоторҳо низ барои ба забони туркии тоторӣ будан, мактаби Бухоро ҳисоб намеёфт. Бинобар ин мактаберо, ки дар садади баёнаш ҳастем, мактаби аввали Бухоро меномем. Дар санаи 1326 ҳиҷрӣ, даҳуми моҳи Шаввол дар гузари Дарвозаи Саллоххона ба зери идораи Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим дар хонаи Мирзои мазкур аввал бор ба забони форсӣ барои атфоли Бухоро "бисмиллоҳ" гуфта, мактаби усули савтия кушода шуд. Талабаи рӯзи аввал дар ин мактаб Абдурраҳмонбек ном писари Абдуллоҳбеки даллол ва Абдулғанӣ ном хидматкори Абдуллоҳбеки мазкур буд. Баъд аз ду-се рӯз Афзал ва Акрам номон, писарони Аҳмадҷон Маҳдуми Ҳамдӣ, ки аз шарикдарсони мо буд ва Абдурраҳимбек писари Ҳоҷӣ Абдуссаттори Даллол низ дар ин мактаб қайд шуданд. Ба тадриҷ, то иди Қурбони ҳамон сол иддаи талаба ба 12 нафар расид. Аммо тарики таълим дар ниҳоят дараҷа бетартиб буд, зеро ҳеҷ кадоми мо - мутташаббисони ин кор, ба равиши таълим вуқуф надоштем ва китобе ҳам ба дасти мо набуд, ки ба худ раҳбар иттихоз кунем. Фақат сармояи мо шавқу муҳаббат ва хулуси ният буд. Ҳамин қадар медонистем, ки манбаъ равиши таълими Тотористон аст, аммо аз будани мактаби тоторон дар Бухоро хабаре надоштем. Фақир барои истеҳсоли маълумот ва китоб ба

Низомиддини тотор, ки дар Бухоро магозаи баззозӣ дошт, мурочиат кардам. Мумоилайҳ аз мурочиатам изҳори мамнуният карда, аз мактаби тоторон, ки дар ҳавлии Халид Барношуф буд, иттилоам дод. Аз ин иттилоъ зиёда хурсанд шуда, "Ёр дар хонаву мо гирди чаҳон мегардем"-гӯён, ба зиёрати мактаби мазбур шитобон шудам; мактабро зиёрат намуда, бо муаллим Абдурраҳмон Саъидии тотор мулокот карда, арзи муддао намудам. Муаллими мазкур ба мамнуияти тамом хоҳиши маро ба ҳусни қабул гирифта, раҳбарӣ карданро ваъда намуд. Дар карати дувум Мирзо Абдулвоҳид, Ҳомидхоча ва Аҳмадчон Махдумро низ бо муаллим Абдурраҳмон мулоқот кунондам. Аз ҳамон рӯз эътиборан дар танзими мактаб кӯшида, дар байни худҳо таксими аъмол намудем, ба ин тарика: факир аз мактаби тоторон маълумот гирифтан ва тарчума намудани китобҳои мактабиро мутасаддӣ шудам. Мирзо Абдулвоҳид ба тариқи давом ба таълим муқайяд шуд. Ҳомидхоча гоҳо ба Мирзо Абдулвоҳид ёрмандӣ карданӣ шуд. Аҳмадчон Махдум ҳам гоҳо ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид, гоҳо ба мактаби тоторон ворид шуда, мудовалаи афкор карданӣ шуд. Хулоса, факир ҳар рӯз як соат - ду соат ба маткаби тоторон мубоshир шуда, ҳар маълумоте, ки аз ин чо гирифта бошам, ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид рафта, татбиқ мекунондам. Чанд нафар аз атфоли Бухоро (чуноичи дар сафҳаҳои болои ин дафтар гузашт) ба мактаби тоторон давомат доштанд. Азбаски муаллими тотор ва китобҳои мактаб ҳама ба забони туркии тоторӣ буд, ба атфоли Бухоро бисёр машаккатӣ мекард, лиҳозо, ба хоҳиши

Абдуррахмони Саъидӣ дарси харрӯзаро барои шогирдони бухорой ба форсӣ тарҷума мекардам, ба таълими онҳо ба сифати тарҷумонӣ ба муаллим ёрмандӣ низ менамудам. Ҳар чизе, ки ба мактаби тоторон тарҷума шуда, татбиқ меёфт, ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид бурда, татбиқ мекунондам (рисолаи "Таҷвид", ки ба номи "Тартил-ул-Қуръон" табъ ёфт, як қисми "Таҳзиб-ус-сибён" ва як қисми "Заруриёти диния" аз тарҷума ва татбиқёфтагони ҳамон рӯзҳост. Рӯзи мо он рӯз буд, айём он айём буд).

Чун ба муаллим Абдуррахмони Саъидӣ робитаи мо зиёд шуд, мумоилайҳ ба тарбия ва танвири афкори мо мекӯшид, ҳар рӯз баъд аз фароғи таълим ба ҳуҷраи фақиронаи камина дар мадрасаи Кӯкалтош меомад, китобҳои тозабаромад ва рисолаҳои нофеаро оварда, мутолиа намуда, ба мо тафҳим мекард. Китобу рисолаҳое, ки дар боби тарбия ва таълим дар Русия ва Истанбул таҳрир ва табъ ёфта буд, ба мо мутолиа мекунонд. Фақир ва Аҳмадҷон Махдуми Ҳамдиро ба ҷаридаи "Вақт" ва маҷаллаи "Шӯро" муштарӣ кунонд.

Дар зикри аҳволи санаи 1326 инро бояд аз хотир набарорем, ки ҳамон сол дар мамлакати Туркия инқилоб воқеъ шуда, дар маркази Хилофати Исломия машрутият ва ҳуррият эълон ёфт. Ба ин муносибат ҷарида ва маҷмӯаҳои илмӣ, динӣ ва иҷтимоии ҳурри афкор дар Истанбул нашр ёфта, ба танвири афкори олами Ислом хидмат мекарданд. Аз ин ҷумла маҷмӯаи "Сироти мустақим", ки маҷмӯаи илмию динӣ буд, дар Истанбул ба зери идораи уламои бузургвори динӣ нашр мешуд. Нусхаҳои соли аввали ин маҷмӯаро ба воситаи Абдуррахмони Саъидӣ аз Мирзо

Абдулқодир писари Мирзо Муҳйиддин гирифта, ба мутолиааш мушарраф шудам. Ин маҷмўа чунон мукаммал ва чунон мутобиқи Қуръон ва ҳадис буд, ки як бор мутолиа карданаш ба танвири афкори мисли мо парешонрўзгорон кифоя мекард.

Карим Саъидӣ ном (дар вақти таҳрир - 1336 - дар Петроград ба маҳофили расмӣ ва ғайрирасмӣ аз тарафи ҷаридаи "Эл" мухбир аст) бародари Абдурраҳмони Саъидӣ ҳамон сол дар Бухоро буд. Мумоилайҳ ба воситаи бародараш ба мо муорифа пайдо кард. Аксар шабҳо ба ҳуҷраи фақир омада, таълими луғоти туркӣ ва тоторӣ мекард, истилоҳоти ҷароидро эзоҳ ва баён менамуд, аз ҷуғрофия ва таърих маълумот медод ва гоҳо ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид рафта, дар боби танзими мактаб иҷрои фикр мекард. Муҳаммад Наҷиб Тунторӣ писари Эшмуҳаммад Тунтории машҳур низ ҳамон сол дар Бухоро ба мадрасаи Кўкалтош ба ҷивори фақир истиқомат дошт. Мумоилайҳ толибилми рашид ва мунавварулфикр буд. Ин низ ба фақир мухолитат карда, аз ҷанҷолҳои ҷадиду қадими мусулмонони Русия сўҳбат карда, дар боби эҳтиёт ва тадбир ба мо илқои фикр ва тавсия менамуд.

Барои ба хубӣ эзоҳ ёфтани ғавғои мактаб дар Бухоро, ба тариқи иҷмол ғавғоҳои ҷадид ва қадими мусулмонони Русия ва асбоби онро баён кардан лозим аст.

Дар санаи 1326 ҳиҷрӣ дар байни мусулмонони Русия мактаби усули савтия хуб тараққӣ ва ривоҷ ёфта буд. Дар аксари шаҳру қишлоқҳо мактабҳои мунтазам кушода шуда, дар баъзе мадрасаҳо интизом даромада, баъзе мадрасаҳои ба тартиби нав низ

эчодёфта дар ривоч буданд; аз ин чумла, мадрасаи Ҳусайнӣ, мадрасаи Муҳаммадия, мадрасаи Бубӣ, мадрасаи Олияи Диния хеле шӯҳрат пайдо карда буданд. Аз як тараф уламои мутаассиб ва пайравони эшон аз авом, сирран ва алониятан - ошкорову ниҳон - дар муқобили мактабҳои нав бархоста, ҳар рӯз як ошӯбу гавго барпо мекарданд. Ба сари мактабҳо ва муаллимону тараққихоҳон ҳар соат як қазо меоварданд. Ичмоли асбоби ин ғавгоҳо ин аст, ки чун мактабу мадрасаҳои батартиб дар миёни аҳолӣ шуюъ ёфтан гирифт, талаба ва авлиёи атфол аз мактабу мадрасаҳои кӯҳна нафрат пайдо карданд. Дар маҳофилу мачолис мадҳу санои мактабҳои навро мекарданд, далелашонро, ки иборат аз манфиат бурдани бисёр дар фурсати андак бошад, мушоҳад ва маҳсус буд, касе инкор карда наметавонист. Касоне, ки аз уламо ва авом муҳокимае надоштанд ва ба хоҳиши табиат ба ҳар чизи тозаву навбаромад мухолифат мекарданд, дар муқобили маддоҳони мактабҳои нав бо акси ҳаракат дар таассуб шиддат мекарданд. Тараққихоҳон ба воситаи чароид ва забонӣ мардумро ба ионот дар мактабҳои нав даъват менамуданд, ба воситаи чамъиятҳои хайрия ва соири васоити садақа ва иона аз мардум чамъ карда, ба тарбияти атфоли муслимин сарф менамуданд; закот, ки ҳазароти уламо ва машоих дар сол боз ҳаққи ҳалоли худ медонистанд ва барои истеҳқоқ пайдо кардан ба закот молу ашёи худро ба афроди оилаи ҳуд бахшида, хешро дар зоҳири шаръ мискин ва фақир ба қалам медоданд, бисёртар ба чамъиятҳои хайрия ва дар тарбияти атфоли фукарои муслимин рочеъ мешуд. Чун

ҳол бад-ин минвол расид, ҳазароти уламо ва машоих (мастур мабод, ки мурод аз уламо ва машоихе, ки дар ин ҷоҳо зикр меёбад, завоти мутаассиб ва манфиатдӯстанд. Аммо аз ҷумлаи уламо ва машоихи ҳаққонӣ як фиркаи бузург ҳамеша дар боби тараққии макотиб мекӯшиданд ва аз ғайри истеҳқоқ ба закот даст намезаданд ва барои тараққихоҳ буданашон ба мусибатҳои фавкуттока гирифтор гардиданд. Эшон ҳамеша мустасно ва тоҷи сари миллат буданду ҳастанд), ҷанҷоли иқтисодиву молӣ ва ҷоҳии худро ба либоси даъвои диндорӣ ва парҳезкорӣ ба назари авом ба қалам дода, дар майдони мубориза дарафтоданд. Баъзе касонеро, ки тарбияти динӣ ва миллӣ нодида, ба мактабҳои аҷнабӣ тарбият ёфта буданд, ё мутлақан тарбият надида фосидулахлоқ ва бебок буданд, дар назари авом мисол оварда, мегуфтанд, ки охир рафта-рафта фарзандони шумо ҳам мисли инҳо хоҳанд шуд. Дар боби ҳаром будани мактабҳои нав иборатҳои арабӣ ёфта, ривоятҳои шаръӣ (?) эҷод мекарданд, "Мисдоқи Даҷҷол ва амсолаш, ки дар китобҳои ахбор зикр ёфтааст, ҳамин тараққипарваронанд" мегуфтанд. Азбаски инқилоби сиёсии мамлакати Русия, ки баъд аз муҳорибаи Ёпун воқеъ шуда буд, филҷумла тахфиф ёфта, ҳукумат як дараҷа сарриштаи корро ба дасти худ гирифта, дар паи таълиб ва танбеҳи муттаҳамони сиёсӣ бархоста буд, мутаассибин аз ин васоит низ истифода карданӣ шуда, тараққихоҳонро муттаҳами сиёсӣ ба қалам дода, ба ҳукумат сиоят мекарданд. Ҷамъиятҳои хайрия ва илмияро ҷамъиятҳои сиёсӣ мешумурданд ва мегуфтанд: "Инҳо ҷаридаҳои туркӣ мехонанд ва ба аҳли сиёсати Туркия робита доранд" ва қазову қазо...

Мухтасар, ба иғвои мутаассибини авом ба номи диндорӣ ба арбоби тараққӣ дар ҳар гӯшаи вилоят ба дасту забон ҳуҷум мекарданд ва фаҳш мегуфтанд, ба баҳонае мактабҳоро вайрон мекарданд, муаллимонро мезаданд. Аз тарафи дигар арбоби ҳукумат ва пулис бо сиояти мутаассибин ҳар рӯз дар ҳар куҷо тараққихоҳонро тафтиш ва ҳабс мекарданд, мактабҳоро мебастанд, муаллимону муҳарриронро нафю тард менамуданд. Хулоса, дар мамлакати Русия аҳвол бад-ин қарор буд, ки дар Бухоро низ масъалаи мактаб барпо шуд.

Мо, мактабхоҳони Бухоро, назар ба хулуси нияти худ дар ислоҳи макотиб ва иҷрои усули савтия аз тарафи мусулмонон мумониатро аслан дар хаёл намегузарондем ва мегуфтем, ки нияти мо хайру салоҳ аст ва аз ислоҳи макотиб, ғайри нафъи мусулмонон дигар чизе ба вуқӯъ намеояд. Ҳар мусулмон, хусусан синфи уламо, ин мактаби намунаеро, ки мо холисан ли-л-Лоҳ эҷод мекунем, ҳар гоҳ бинанд, таҳсину тақдир хоҳанд кард, ба коре, ки мувофиқи шаръи шариф ва манфиати мусулмонон аст, албатта, ёрмандӣ хоҳанд намуд. Чун дар хаёли мо сиёсиёт ва дар идораи ҳукумат тадохул кардан набуд, мумониати ҳукуматро низ ҳаргиз гумон намекардем; ғарази мо, ки ба хулуси нияти тарбияти атфоли муслимин ва ёд додани чизҳои динӣ ва дунявӣ ба тариқи осон буд, ба хотир мегузашт, ки он ҳама ошӯбҳое, ки дар Русия воқеъ шуд, дар Бухоро воқеъ нахоҳад шуд. Аммо аз он ҷо, ки таърих иборат аз такаррури вуқӯот аст ва ҳамон ғарази шахсиву манфиатдӯстӣ дар Бухоро низ ба зиёдоти шарифа мавҷуд буд; илова бар инҳо, умуми аҳолии Бухоро аз

умуми аҳолии мусулмонони Русия бехабартар ва ғофилтар буданд, ақлу мантиқ ҳукм мекард, ки албатта дар ин боб ба мубориза ва муҷодалаҳо хоҳем афтод. Бинобар ин мулоҳиза, дар зиммаи мо вазифаи бисёр бузурге афтода буд. Бояд ки мо ба мактаб оҳиста-оҳиста талаба ҷамъ карда, мактабро ба аҳолӣ ишоат медодем; ҳам бояд ки ба тадбиру мулоимат касеро, ки ба иноду муқобилат бармехезад, сокит мекардем. Ин вазоиф ҳақиқатан аз қувват ва тоқати мо ду-се нафар берун буд. Маъазолик мутаваккилан ала-л-Лоҳ, ҳар чӣ бодо бод "Ётиб қолгунча, отиб қол!" гӯён, ба кор шурӯъ кардем. Зеро худро дар айёми ҷаҳолату ғафлат, агарчи як дараҷа (маъзур) медоштем, модом ки филҷумла интибоҳ рӯй дод, ба қадри қувват адои вазифа нокарданро виҷдон қабул намекард. Аз сафолати атфоли муслимин дар мактабҳои кӯҳна, дидаву дониста чашм пӯшида, ба кунҷе хобиданро мухолифи шимаи инсоният ва исломият медонистем.

Ғараз, Мирзо Абдулвоҳид ба ҳирсу иштиёқи тамом ба таълим давомат мекард. Мактаб ҳам дар миёни аҳолӣ шӯҳрат пайдо кардан гирифт. Баъзе авлиёи атфол, ки аз хатту савод нобаровардани фарзандонашон хуни ҷигар буданд, ба суроғу пайи мактабро омада дида, думоҳа истифодаи шогирдони ин мактабро мушоҳида карда, ба ихлосу ақидаи тамом фарзандонашонро ба ин мактаб оварда, қайд мекарданд. Дар айёми баҳор, ба мактаби тоторон имтиҳони умумисанавӣ шуд. Дар маҷлиси имтиҳон авлиёи атфоли тоторон ва бухориён ҳозир буданд. Аз мактаби Мирзо Абдулвоҳид низ як-ду нафар шогирдро ҳозир карда шуд. Маҷлиси имтиҳон

ба хубӣ гузашт. Шогирдони аслан мактабнодида дар зарфи шаш моҳ хатшиносу хатнавис шуда буданд. Қуръонро мувофиқи таҷвид мехонданд, арқоми ҳисобро мешинохтанд ва менавиштанд. Маълумоташонро ба ҷасорати тамом дар назари аҳли маҷлис нишон медоданд. Дар вақти танаффус ба ҳузури аҳли маҷлис аз ду нафар шогирдони мактаби Мирзо Абдулвоҳид низ баъзе чизҳоро имтиҳон карда шуд. Ба ҳамин муносибат аз аҳволи мактаби Мирзо Абдулвоҳид ба аҳли маҷлис қадаре маълумот дода шуд. Аз ҳамин рӯз эътиборан мактаби Мирзо Абдулвоҳид шӯҳрат пайдо кард. Ғараз, мактаби тоторон таътил шуда, Абдурраҳмони Саъидӣ ба вилояти худ сафар кард. Азбаски ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид талабагон ба тозагӣ ҷамъ шуда буданд, ин тобистон таътил карданро муносиб надида, то моҳи Шаъбон давомат кунонданро муқаррар кардем. Ҳамин тобистон Ҳомидхоҷаи Меҳрӣ ва Усмонхоҷа писари Мавлохоҷа, ки яке аз талабаҳои барушди Бухоро буд, дар Боғчасарой ва Истанбул барои дидани мактабҳои усули савтия ва маълумот гирифтан аз мактабҳои мунтазам сафар карданд. Чун мактаби Мирзо Абдулвоҳид шӯҳрат пайдо кард ва мардум зиёда рағбат карданд, рағбати мардумро дида, дар хилофу муқобилати мактаби нав низ ҳаракат пайдо шудан гирифт. Аввал касе, ки аз муллоён ба хилофи мактаби нав дар Бухоро бархост, мулло Қамари Қазонии мударрис буд. Мумоилайҳ аз ихтилофҳои ҷадид ва қадими мамлакати Русия камо ҳува ҳаққуҳу воқиф буд, ба Эшмуҳаммади Тунторӣ (мутаассиби машҳур) ҳамеша мухобира дошт, худ табъан марди

фасодпеша ва фитнаангезу ҷоҳпараст буд. Илова бар инҳо, миёнаи мулло Қамар ва соири тоторон, хусусан мулло Низоми Собитӣ барои як масъала, ки тафсилаш дар ин ҷо лозим нест, ихтилофе пайдо шуда буд. Чун мулло Низом муини мактаби нав буд, мулло Қамар биттабъ бар хилофи мактаб бархоста, уламоро дар зарари мактаб даъват ва далолат мекард. Мулло Қамар марди риёии мутамаллиқ буд, бинобар ин, дар маҷолиси уламо ва авом, хурду бузург роҳ дошт; ба ҳар куҷо бар зарари мактаб сӯҳбат барпо мекард. Фақир аз ин воқеот сахт музтариб шуда будам, ба ҳар муносибат пеши уламо мерафтам, ҳар гоҳ дар хилофи мактаб сухан мерафт, ба қадри қувваву мусоидаи маҷлис мактабро мудофиа мекардам. Баъзе аз талабаҳои мадраса ва шарикдарсонамро, ки соҳибони илму идрок буданд, ба тариқи сайр ба мактаб оварда, талабаҳоро хононда, нишон дода, муҳассаноти мактабро баён мекардам. Ба ҳамин васоит дар рафъи сӯишӯҳрат мекӯшидам. Азбаски ҳанӯз ихтилоф бузург нашуда ва шӯълаи муонидат боло нагирифта буд, ин мудофиаҳои ҷузъии амсоли фақир хеле нофеъ меафтод ва як дараҷа оташи фитнаро таскин медод.

Рӯзе дар хидмати устодам домулло Ҳоҷӣ Муҳаммад Икроми муфтӣ ворид шудам. Мумоилайҳ дар асной сӯҳбат гуфтанд, ки: "Мешунавам, Мирзо Абдулвоҳид мактабдорӣ кардааст, оё рост бошад? Мирзо Абдулвоҳид марди фозил буд, аҷабо чаро мактабдорӣ кардааст!?" (Дар Бухоро ба мактабу мактабдор, яъне муаллим, аҷаб эътиқоде аст! Ҳар муллое, ки аз дасташ коре наояд ва фазлеву камоле

надошта бошад, бояд ки мактабдорӣ кунад! Муллое, ки филҷумла ақлу идрок дорад, бояд сари кори дигареро гирад, масалан, заввори ва салотхонӣ. Ин ақида дар афкори умумӣ чунон русух пайдо кардааст, ки мисли ҳазрати домулло одами фозили якуми Бухоро тааҷҷуби фавқро карданд). Банда дар ҷавоб арз кардам: "Оре, Мирзо Абдулвоҳид мактабдор шудааст, лекин мактаб ва мактабдории ӯ мисли мактабҳои маъруф ва мактабдорҳои маълум нест; балки ба атфол ба тариқи осон Қуръонро бо таҷвид таълим мекунад. Хатро бо имло ёд медиҳад. Заруриёти диния ва азкори намозро росту некӯ ҳифз мекунонад. Таҳорату намозро амалӣ, мувофиқи суннат таълим мекунад. Чаҳор амали ҳисобро машқ мекунонад. Ҳамин фарзанди шумо Абдурраҳмон Махдум (он вақт 13-сола буд) мактаб хондаанд. Ҳозир дарс мехонанд. Маълум нест, хат дошта бошанд. Ва маълум аст, ки азкори намозро хуб намедонанд. Мирзо Абдулвоҳид маҳз ба ҷамъияти диния ин нуқсонотро аз макотиб рафъ карданӣ шуда, мактабдориро илтизом кард". Ҳазрати домулло дар ин ҷавоб хеле мутафаккир шуда, фарзандашон Абдурраҳмон Махдумро, ки дар сӯҳбат ҳозир буд, ба хондани азкори намоз амр фармуданд. Махдум сано ва ташаҳҳудро бо ғалати бисёр хонд, аммо қунутро надонист. Ҳазрати домулло, азбаски марди камтаассуби мунсиф ва бенифоқ буданд, бисёр мутаассир шуда, гуфтанд: "Ин фарзанди маро бояд чанд гоҳ ба мактаби Мирзо Абдулвоҳид давомат кунонӣ. Ҳар гоҳ, ки чизҳои лозимаро ёд гирифт, пас аз он дарс мехонад". Азбаски Абдурраҳмон Махдум аз зиндон - яъне аз

мактаби кӯҳна - ба тозагӣ халос ёфта буд, "мактаб намеравам" гуфта, гиря оғоз кард. Фақир ба латоифулҳиял ва мулоимати тамом ба Махдум гуфтам, ки шумо як дарача ба рафоқати фақир ба ин мактаб сайр кунед ва ба чашми худ бинед, агар мактаб мақбулатон афтад, ҳар рӯз як соат-ду соат меравед, агар мисли мактаби кӯҳна бошад ва ба шумо мақбул нашавад, фардо наравед, ихтиёр доред. Ба ин суханон Махдумро филҷумла таскин дода, ҳамон рӯз ба мактаб бурдам. Чун Махдум нишасту бархости атфолро дида, хатту ҳисоб машқ карданашонро мушоҳида кард ва мулоимати муаллимро муоина намуд, ба давомат намудан ба мактаб розӣ шуд. (Ҳозир, Махдум тачаддудпарвари муфрит ва муҳаррири забардаст аст. Ба имзои Муфтизода мақолоти намоён менависад[1].) Азбаски Махдум соҳиби зеҳни баланд буд, ба ду-се рӯз аз шогирдони мактаб тафаввуқ пайдо кард. Ҳазрати домулло ба андак фурсат истифодаҳои намоёни Махдумро дида, писари бузургашонро, ки Ҳабибуллоҳ ном ва сиву сесола буд, баъд аз 18 сол, ба анҳои мухталифа таълим кунонидан, аз хатту саводбарориаш маъюс шуда, ба пешаи саҳҳофӣ монда буданд, низ ба мактаб фиристоданд. Ин Махдум, ки ҳама кас хаттӯ савод баровардanaшро мумтанеъ қарор дода буданд, дар зарфи ду моҳ хатшиносу хатнавис шуд. Азбаски дасташ бақувват ва ангуштҳояш расо буд, хатро бисёр зебо менавишт, ба ҳадде, ки хушнависон таҳсин мекарданд. Баъд аз ин ҳодиса ҳазрати домулло дар

---

[1] Баъд аз таҳрир: Ҳайфо, ки Абдурраҳмон Махдум соли 1918 дар Ғузор аз тарафи амир шаҳид карда шуд. - Муаллиф.

мактаби нав зиёда мухлис шуданд. "Мактаби нав дар боби таълими ҳар чиз, хосса дар хатту саводбарорӣ ҳукми эъҷоз ва хориқулоддагиро дорад" мегуфтанд.

Хулоса, то охири моҳи Рабеъуссонии 1327 ҳиҷрӣ, 30 нафар талаба ба мактаб ҳозир шуданд, то вақти имтиҳони яксола, талабаи тоза нагирифтанро муқаррар карда, ба таълиму тарбияти ҳамин 30 нафар ба ҷидду ҷаҳди тамом кӯшида шуд.

## 3

### Як назар ба аҳволи уламои Бухоро

Аҳволи таърихияи илмияи Бухоро ба эътибори замони собиқ - яъне пеш аз санаи 1000 (ҳазор) ҳиҷрӣ - ба аксари аҳли хибрат маълум ва боиси обрӯву шарафи Бухоро ва бухороиён аст. Аммо баъд аз таърихи мазкур, аҳволи илмияи Бухоро ба тадриҷ рӯз ба рӯз дар таназзул афтода, ба ҳоли асафиштимоли ҳозираи маълума расидааст. Лекин ин таназзул ва инқирози илмии Бухоро ҳанӯз ба аксари уламо ва аҳолии мағрури ин диёр маълум нест.

Вақте ки дар санаи 996 ҳиҷрӣ мадрасаи Абдуллоҳхон ба саъю кӯшиши хони мазкур бино ёфт, дар расми кушодани ин мадраса ба ойини мутантан иҷлоси илмӣ барпо карда, Мавлавӣ Мирзоҷони Шерозиро бо Мавлавӣ Садриддин Косагаронии Бухороии муфассир мунозира кунонда, дар натиҷаи мунозира ба хоҳиши Абдуллоҳхон ва муовинати аҳли дарбор, Мавлавӣ Мирзоҷонро ба мадрасаи мазкура мударрис насб карда шуд. Ба ҳимояти хони мазкур Мавлавии мазбур ба ҳамаи уламои Бухоро тафаввуқ пайдо карда, ихтиёри ҷадвали дарсҳоро ба дасти худ гирифта, шарҳу ҳошияҳои таълифкардаи худро ба ҷадвали дарс дохил кард ва ба рағми Мавлавӣ Садриддини муфассир дар илми тафсир ва ҳадис аҳамият надод. Баъд аз марҳум шудани Мавлавии мазбур низ ин равиш бардавом монда, рӯз ба рӯз ҳошияҳои тоза ба ҷадвали дарси расмӣ дохил шуда, кам-кам ҳадису тафсир аз ҷадвали дарси расмӣ баромад.

Аз аҳди Мавлавӣ Мирзоҷон эътиборан уламои машҳур ба маслаки эшон сулук карда, аз дарбори подшоҳон ҷоҳу мансаб ва шаъну шавкат меёфтанд. Ононе, ки ба улуми диния, мисли тафсир, ҳадис ва дигар улуми нофеа иштиғол доштанд, ба улувви ҳиммате, ки аз ин улуми шарифа ҳосил карда буданд, тарки дари арбоби дунё карда, мунзавиёна истиқомат мекарданд, табиӣ, шӯҳрат низ намеёфтанд. Дар аҳди давлати Абдуллоҳхон ва баъд аз он дар Бухоро муассисоти илмияи бисёр бино ёфт, авқоф зиёд шуд. Уламо низ барои тахсисоти вақфия ба ҳимояти подшоҳон руҷӯъ карда, аз мақсади аслии худашон бозмемонданд. Хулоса, рафта-рафта, усули фиқҳ ва фиқҳ, адабиёти араб низ аз ҷадвали дарси расмӣ баромад. Оқибат дар ҳавошихонӣ чунон ғулув рафт, ки мутун билкуллия аз миён берун шуд. Охир, тамоми хондани шарҳҳои маъруф, мисли "Шарҳи Мулло", "Шарҳи ақоиди Насафӣ", "Шарҳи ақоиди Азудӣ", "Шарҳи таҳзиб", "Шарҳи ҳикматулайн" низ тарк шуда, дар зарфи 18 ё 20-сола таҳсил, умри талаба ба хутбаву баҳси ҳамди китобҳои мазкур сарф мешудагӣ шуд. Ҳозир кор ба ҷое анҷом ёфта, ки худи китобҳои мазкур ҳам нисту нобуд шуда, ба номи маҷмӯа қадаре аз хутба ва ҳошияҳои китобҳои мазкур (ро) ҷамъ карда, табъ намудаанд. Талаба низ ба хурсандии тамом ба ҳамин маҷмӯаҳо қаноат карда, дар 18 ё 20 сол дарсро хатм мекунанд. Ононе, ки дар Бухоро муфтӣ, ё дар қасабае раис мешаванд, аксарӣ баъд аз расидан ба ин мансабҳо ҷунгу "маҳзарат"-ро ёфта, аз назар гузаронда, ба ҳаводиси ворида фатво медиҳанд. Баъзе аз эшон ба навиштаҷоти

муҳаррирон, яъне котибони фатво иктифо карда, мӯҳру имзо менамоянд. Ононе, ки ҷасуртар ҳастанд, коғази сафедро мӯҳр карда, ба муҳаррир месупоранд. Муҳаррир ба дилхоҳи худ фатво навишта, ба мустафтиён медиҳад (баъзе уламо, ки маҳз ба хоҳиши тадайюн дар масоили шаръӣ умр сарф мекунанд, аз ин ҷумла мустасноанд. Лекин эшон дар камоли ақаллият ва ҳамеша дар байни уламои маъруф сарпасту манфуранд. Бисёр воқеъ шудааст, ки уламои ҳаққониро уламои маъруф дар масъалаҳои мувофиқи раъйи худҳошон ба таҳдиди қатл, ғорат, нафӣ мӯҳру имзо кунондаанд). Ба аҳли басират пур возеҳ аст, ки ба шаҳре, ки аҳволи илмӣ ба ин дараҷа афтода бошад; талаба аз дасти ҳамин фирқа тарбият ёбанд; авом эшонро соҳиби шариат ва ҳомии дин эътиқод кунанд; эшон дар ҳар кор ба номи диндорӣ ва шариатмадорӣ мудохила намоянд; ҳукумат ба эшон ҳомӣ, балки тобеи маҳз бошад, пас аҳволи он шаҳр чӣ хоҳад шудан, ба номи шариат чӣ бозичаҳо, ки ба кор хоҳад нарафт! Ба шариати ғаррои набавӣ ва ба дини муқаддаси Ислом чӣ истеҳзоҳо, ки нахоҳанд кард! (Наъузу би-л-Лоҳи мин шурури анфусино - аз бадиҳои нафсҳоямон ба Худо паноҳ мебарем). Аҷабтар ин аст, ки касе, ки - аз байни уламо ё талаба - агар ба фиқҳи Ислом иштиғол кунад, ӯро "масъалачӣ" гуфта, истеҳзо мекунанд. Маъазолик, худҳошон ба номи он масъалаҳое, ки шуғл ба онро (ал-иёзу би-л-Лоҳ) ор медонанд, ба ҳар кор тадохул менамоянд. Аз таърихи олам, аз сиёсиёти дунё, аз тадбири манзил, аз тарбияти авлод, аз маданияти Исломи Аврупо бехабар будани ин

фирқа ва пайравони эшонро баён кардан ҳоҷат нест. Ҳамин бехабарӣ буд, ки дар аҳди амир Музаффархон, ба вақти вуруди аскари Русия ба Туркистон, бисёр фоҷиаҳоро эшон барпо карда, ба сӯзондани тару хушк сабаб шуданд ва заволи Самарқандро боис гардиданд. Чун дар байни аскари Рус ва Бухоро мусолиҳа воқеъ шуд, барои таскини фитнаи мунтазира аз эшон ба тадбири қозӣ Садриддини Кӯлобӣ, амир Музаффархон маъхазҳои тоза эҷод карда, уламоро аз аввал зиёдатар ба вақфхорӣ баст, касе, ки аз байни эшон эҳтимоли фитна кардан дошт, ба гирифтани мансаб ва маъхаз танбеҳу таҳдид менамуд. Ба ин тадбир мулк, филҷумла, сукунат пайдо кард, лекин ба сабаби бисёрии маъхаз ва авқоф, аҳлу ноаҳл дар паи муфтхорӣ афтода, интизоми мадрасаҳо аз аввал ҳам барбодтар шуд. Дар аҳди амир Абдулаҳадхон қозӣ Бадриддин, ки дар истибдод ба дараҷаи аъло ва дар тадбир беҳамто буд, уламоро тамоман сарпаст кард; ба ҳадде, ки ба масъаласву коре бе савобдиди қозӣ Бадриддин касе аз уламо дахл карда наметавонист. Ба ҳамин сабаб, ба мактаби мулло Ҷӯрабои Пирмастӣ ва мактаби тоторон, ки ба изни қозӣ Бадриддин кушода шуда буд, касе аз уламо ба муқобилат кардан ҷасорат карда натавонист. Баъд аз он, ки қозии мазкур дар санаи 1326 ҳиҷрӣ, аввали моҳи Рабеъулаввал марҳум шуд, уламо аз истибдоди қозии мазкур халосӣ ёфта, ба ҳаракати худсарона шурӯъ карданд. Ба ҷои қозӣ Бадриддин, қозӣ Бақохоҷа қозикалон шуда буд. Азбаски қозӣ Бақохоҷаи нав қозикалон шуда корҳоро ҳанӯз ба курсӣ нанишонда буд, уламо ӯро ҳеҷ эътибор

намекарданд. Мулло Мир Бурҳониддин писари қозӣ Бадриддин дар Бухоро раис буд. Ин шахс харчанд ба эътибори илму идрок ва ақлу киёсат ба ин мансаб муносиб набуд, лекин ба сояи ҳимояти падар ба ин дарача иртиқо карда буд. Мумоилайҳ марди соддалавҳ, маъазолик муфаттин ва мунофиқ буд. Бо вучуди писари қозӣ Бадриддин будан ва тарбияти ӯро дидан, дар таассуб мислаш касе дар Бухоро кам ёфт мешуд, дар таассуби чоҳилият мисдоқи мучассам меафтод. Дар чоҳу мансаб чунон харис буд, ки ҳама чизро, ҳатто номусу шарафи инсонияти худро (агар бошад) дар роҳи ҳусули ин матлаб фидо мекард. Чун падараш марҳум шуд, ба умеди як рӯз ба мансаби падар расидан васила мечуст. Дар ин боб асбоби баркамол дошт; аввал, миллионҳо сарвату сомон аз падар мерос гирифта буд. Дувум, ҳамаи аҳли дарбор ва аксари уламо ва маъмурон қадрдон ва намакхӯрдаи падараш буданд. Мир Бурҳониддини раис ба сарфи амвол ва васотати қадрдонҳо аҳли дарборро ба тарафи худ чалб мекард. Муллоҳоро, ки ҳамеша аз қозикалон норозӣ буданд (муллоҳои Бухоро би-т-табъ ва-р-рағбат аз ҳеч қозикалон ва аз ҳеч кас розӣ нахоҳанд шуд. Ба ҳар кас, ки изҳори инқиёд кунанд, аз тарсу биму заволи мансаб аст. Ба ҳамин сабаб, ба қозӣ Бадриддин мачбуран итоат мекарданд. Чун аз қозӣ Бақохоча наметарсиданд, итоат намекарданд), ба чоплусӣ ва тамаллуқ ба атроф чамъ карда, дар хилофи қозӣ Бақохоча ҳаракатҳо мекард ва муллоҳоро бар зарари ӯ игво менамуд. Ҳосил, аҳли дарбор ва муллоҳоро ба тарафи худ ба хубӣ моил кунонда буд. Фақат дар пешрафти кори Мир Бур-

ҳониддин як монеи қавӣ буд, ки: вазир Остонақули кали қӯшбегӣ! Остонақули қӯшбегӣ дар аҳди ҳаёти қозӣ Бадриддин ба эътибори нуфуз дар умури ҳукумат шахси дувум ба шумор мерафт, аммо баъд аз вафоти қозӣ Бадриддин ҷузъӣ ва куллии умури хукумат ба раъй ва савобдиди Остонақули қӯшбегӣ тамшият мепазируфт. Мумоилайҳ ба қозӣ Бақохоҷа ҳомӣ ва аз Мир Бурҳониддин мунофир буд; зеро рақобате, ки дар қозӣ Бадриддин дошт, намегузошт, ки дар хонадони ӯ ба мусоида рафтор кунад. Илова бар ин, шахси Мир Бурҳониддинро мустаидди мансабҳои бузург намедонист, ҳавола кардани корҳои калонро ба Мир Бурҳониддин мухолифи ҳикмати ҳукумат ва салоҳи раият медонист. Чун қӯшбегӣ монеи қавӣ буд, тамоми ҳиммати Мир Бурҳониддин ба афтондани ин шахс масруф мегашт.

Дар вақти ҳаёти қозӣ Бадриддин ҳар гоҳ, ки амир ба саёҳати Русия сафар мекард, қозикалонро ба дарвозаи Арки Олӣ ба қӯшбегӣ муовин таъйин мекард. Баъд аз вафоти қозӣ Бадриддин ба муовинати қӯшбегӣ Мирзо Насруллоҳбий, ҳокими Шаҳрисабзро амр мефармуд. Ҳарчанд Мирзо Насруллоҳ аз камоли ҳунармандӣ мухолифати қӯшбегиро буруз намедод, лекин ба умеди вусул ба мансаби вазорат қалбан бо мухолифони қӯшбегӣ ҳамраъй буд. Хулоса, вақте ки уламо аз истибдоди қозӣ Бадриддин халос шуда, дар ҳаракати худсаронаи худ озод буданд ва қозикалон ба калло баллои муллоҳо саргардон буд ва Остонақул дар ҳифзи давлати худ машғулӣ дошт ва Мирзо Насруллоҳбий фурсати вуруди давлатро интизорӣ мебурд ва Мир Бурхониддин дар саъади эҷоди фитна

бар зарари қӯшбегӣ ва қозикалон буд, амир Абдулаҳадхон ба ин гурӯҳи мухолифин шаҳру давлатро супурда, дар Русия саёҳат дошт, дар Бухоро масъалаи мактаб ва низои ҷадиду қадим барпо шуд.

## 4

### Аввал бор баста шудани мактаби нав

Чуночи дар сафҳаҳои боло арз шуд, тобистон мактаби тоторон таътил ва мактаби Мирзо Абдулвоҳид дар ривоҷи таҳсил буд. Мулло Қамар ҳамеша дар ҷустуҷӯи ҳаракат додани уламо ва авом дар хилофи мактаб кӯшиш мекард, дар маҷлиси устодам Ғиёс Махдуми Аълам ва дар хонаи мулло Абдураззоқи муфтӣ, ки ҳамеша ҷои ҷамъомади уламо буд, мулло Қамар бар зарари мактаб қиссаҳо эҷод мекард. Мулло Қамар чун дар ин хусус бо Мир Бурҳониддини раис ҳамраъй буд, ҳар шаб хулосаи хидмати рӯзонаашро рафта, ба Мир Бурҳониддин арзи ҳол менамуд. Домулло Икром, азбаски ду писарашон ба мактаб давомат дошт ва ба мухассаноти мактаб филҷумла воқиф шуда буданд, дар маҷолиси уламо мактабро мудофиа мекарданд. Чун миёнаи уламо ва домулло Икром софияти тамом набуд, ба рағми домулло Икром зиддияти уламо дар боби мактаб шиддат мекард. Хулоса, касоне, ки мактабро дида буданд, аз дилу ҷон муҳиб ва мухлиси мактаб ба шумор мерафтанд. Аммо касоне, ки мактабро надида буданд, ба иғвои уламо, уламо ба иғвои мулло Қамар ва зиддияти домулло Икром, бар хилофи мактаб ва дар садади бастани мактаб буданд.

Дар ин ҳол, як дараҷа мактабро имтиҳон карда, чандрӯза таътил кардан лозим намуд. Ҳарчанд ба сабаби имтиҳон эҳтимоли қувват гирифтани аксулҳаракат буд, маъазолик имтиҳон кардан маслиҳат

шуд. Зеро назар ба ҳаракати уламо, баста шудани мактаб муҳаққақ буд. Агар имтиҳон нашуда баста мешуд, умуми аҳолӣ аз аҳволи мактаб бехабар монда, вукуф ба муҳассаноти мактаб ба доираи авлиёи атфол муҳхасир мемонд. Аммо ба сабаби имтиҳони умумӣ, аксари касоне, ки ба маҷлис ҳозир мешаванд, ба мактаб тарафдор хоҳанд шуд, ба ин васила як фикри инқилоби илмӣ дар байни мардум меафтод. Ҳосил, 20 моҳи Шаъбони 1327 ҳиҷрӣ, рӯзи душанбе дар мактаби Мирзо Абдулвоҳид маҷлиси имтиҳон барпо шуд. Дар маҷлиси имтиҳон падар ва хешовандони атфол ва аз ҳар синф одамони тамошобини хеле муллову талабаи улум, чанд нафар шогирдпешагон ва маъмурони Остонақули қӯшбегӣ, чанд нафар хидматгорони Мирзо Насруллоҳбий ва мулозими Мир Бурҳониддини раис ва одами Бақоховаи қозикалон ҳозир буданд. Домулло Икроми муфтӣ низ ба қатори авлиёи атфол ҳозир шуданд. Аз Самарқанд муаллим мулло Абдулқодири Шакурӣ низ ҳозир буд. Дар маҷлис аз аввали субҳ то вақти аср бар сабили бадалият тақрибан дусад нафар ашхос ҳамеша ҳузур доштанд. Навҷавонони Бухоро, ки муҳассаноти мактабро дар рӯзномаҳо хонда, имрӯз ба диданаш мушарраф шуда буданд, аз дилу ҷон волеҳу ҳайрони мактаб гардиданд. Мӯсафедон аз қуръонхонии шогирдон ва лаҳҷаи эшон ва аз заруриёти диния баён карданашон ба риққат афтода, гиря мекарданд. Баъзе одамони муташаххис ва сарватдор ба кунҷе нишаста, дар фикру мулоҳизаи ҷои мактаб буданд. Маблағи бузурге аз байни худ ҷамъ карда, то иди Рамазон барои мактаб як ҷои хушҳавои бавусъат муҳайё карданро мутааҳҳид шуданд. Бӯрибой -

Афандӣ, ки пири ҳаштодсола ва умри худро ба ишқу ҳавои мактаб сарф карда, лекин дар ин кор то ҳол иқдом кардани яке аз аҳли Бухороро нодида, хуни ҷигар буд, гиряҳои шодӣ мекарду мегуфт: "Умед аст, то даҳ сол мактаби нав дар Бухоро умумият гирифта, авлоди ватан аз бетарбиятӣ халос шаванд. Он рӯзро ман нахоҳам дид, аммо шумоён мебинед. Сад шукр, ки сар шудани корро дидам, акнун аз дунё беҳасрату ормон меравам". Домулло Икроми муфтӣ ба мударрисону муллоёне, ки дар он маҷлис ҳозир буданд, хитоб карда, гуфтанд: "Ман ин мактабро тамом мувофиқи одоби Ислом дарёфтам. Тарбияти динӣ дар ин мактаб аз мактабҳои кӯҳна ба дараҷот беҳтар будааст. Ривоҷи ин гуна мактабро аз нуқтаи назари исломият лозим медонам. Агар воқеан нуқсоне ё ҷои эътирозе дошта бошад, дар ҳамин маҷлис беибо изҳор кунетон, то ки ба маслиҳат дар рафъи нуқсон кӯшем". Ҳама ба иттифоқ мувофиқ будани ин мактабро ба одоби Ислом изҳор карданд. Ин изҳороташон, бериёву нифоқ будан аз чеҳраҳошон ҳувайдо ва зоҳир буд.

Алгараз, рӯзи имтиҳон ва фардои он маҷлисҳои касоне, ки ба имтиҳон ҳозир шуда буданд, пур аз умедвориву орзуҳо ва хаёлҳо буд. Ҳиммат ва ҳамият ҷӯш зада, шавқу муҳаббат дар боби илму маърифат фаварон дошт. Касе, ки он ҳолати аҳолии Бухороро мушоҳида мекард, яқин менамуд, ки то як соли дигар атфоли Бухоро аз уфунати мактабҳои кӯҳна ва аз зарбу лати бераҳмонаи мактабдорҳои беилму тарбия халос хоҳанд шуд. Ҳайф, ки тақдири илоҳӣ ба акси ин орзуҳо қарор гирифта будааст, зеро аз тарафи

мухолифин дар хонаи Бурҳониддини раис ва ҳавлии домулло Абдураззоқи муфтӣ ва маҷлиси Ғиёс Махдуми Аълам дар боби бастани мактаб асбобҳо ҳозир мекарданд. Аз тарафи эшон аз ин ваҷҳ ҳар рӯз намояндаҳои расмӣ ва ғайрирасмӣ дар ҳузури қӯшбегӣ ва қозикалон рафтуомад мекарданд, шабҳо ба ҳавлии Мирзо Насруллоҳ Нӯъмони Махдуми Муҳаррир аз тарафи эшони Аълам ва мулло Мирзо аз тарафи Бурҳониддини раис ва мулло Қамар аз тарафи умуми уламо намоянда шуда рафта, ба ҳар сурат, ки бошад, лузуми бастани мактабро илқо карда ва муовинати Мирзо Насруллоҳро дар ин боб хоҳиш мекарданд.

Мулло Қамар китобҳои Эшмуҳаммади Тунториро, ки саросар тӯҳмату ифтиро дар ҳаққи мактаби нав ва мактабхоҳон буд, ба уламо нишон дода, таассубашонро таҳрик карда, ба иноду қиём таҳрис менамуд ва аз тарафи худ хатти ҳаракатҳо таъйин мекард, ҳам дар маҷолиси расмӣ ва ғайрирасмии маъмурони ҳукумат ба сифати намояндагии уламо ҳозир шуда, исоли рисолат - кайфа мо яшоъ - мекард.

Чун Остонақул қӯшбегӣ марди ҷаҳондида ва аз аҳволи олам филҷумла хабардор ва ба мусоҳибати мисли Исмоилбек - доҳиёни олами Ислом - расида буд, ба ривоҷ ва давоми мактаб моил менамуд. Бурҳониддини раис ва соири душманони қӯшбегӣ аз ин майлони қӯшбегӣ истифода карда, уламоро бар хилофи мактаб хезонда, ба ин васила мардумро дар акси қӯшбегӣ барангехтанӣ буданд. Дар ин асно, як рӯзи ҷумъа Бурҳониддини раис ба ҳузури қӯшбегӣ баромада буд. Мирзо Саҳбобий, ки марди фозил ва

аз олам бохабар, ба адабиёти қадима ва ҷадида воқиф, кутуби таворихӯ сияри салафи солиҳинро мутолиа намуда, аз матбуот ва кутубу расоили тозабаромад хабардор буд, низ дар маҷлис ҳузур дошт. Раис суханро аз мактаби нав сар карда, ба қӯшбегӣ гуфт: "Ин мактаб бидъат ва ҳаром аст, аз он ҷо, ки ман мӯҳтасиби шаръӣ ҳастам, эҳтисоб ва манъ кардани ин мактаб ба гардани ман лозим аст, лекин азбаски шумо ҳокими олӣ ва ноиби подшоҳ ҳастед, аввал амру иҷозаи шумо даркор аст. Бинобар ин, хоҳиш мекунам, ки ҷаноби шумо ба номи ман расман ба бастани мактаб як хат нависед, то ки ба дастовезии он хат мактабро масдуд ва ин бидъатро марфӯъ намоям".

Ҳанӯз қӯшбегӣ ба ҷавоб мубодират нокарда, Мирзо Саҳбобий дар сӯҳбат тадохул намуда, ба раис хитобан гуфт: "Ин мактаб барои атфоли муслимин нофеъ ва лозим аст, бастани ин мактаб дар Ислом хиёнат аст. Умед мекунам, ки ҷаноби шумо ба ин кор ҷасорат ва иқдом нанамоед!" Раис гуфт: "Шумо намедонед, тадохул накунед!" Мирзо Саҳбобий гуфт: "Чизеро, ки ман медонам, падари шумо намедонистанд. Агарчи шумо аз ҷумлаи уламо ва ман аз зумраи сипоҳиям, дар ин боб ман аз шумо донотарам". Ба таъсири ин муҷодала раис аз ҳар нӯки мӯ як теги инод ва таассубро тез карда, ба хонаи худ омада, аз уламо имдод хоста, ба бастани мактаб сахт кӯшиш кард. Ба уламо гуфт: "Қӯшбегӣ ҳамеша ёрмандӣ ба мактаб мекунад. Азбаски қӯшбегӣ шиа аст ва мактаб бидъат аст, биттабъ ёрӣ ба бидъат медиҳад. Агар қӯшбегӣ изну амр ба бастани мактаб надиҳад, лозим аст, ки мо ҳомиёни суннат бар зидди қӯшбегӣ ҳаракат намоем...".

Зотан уламо дар бастани мактаб ҳозир шуда буданд, ба иғвои раис хуни таассубашон дар ҷӯш омада, ба ин кор ҷиддитар ҳаракат карданд. Мулло Қамар, мулло Абдуррасули Закун ва мулло Абдурраауфи мударрис, ки ҳама ошно ва шарикдарсони Бурҳониддини раис буданд, аз тарафи уламо намоянда шуда, ба пеши қӯшбегӣ рафта, масдуд кардани мактабро хостанд. Қӯшбегӣ чун ҳолро бад-ин минвол дид, масъаларо ҳавола ба фатвои уламо намуда, барои истифто ба муфтиён одами махсус аз тарафи худ фиристод. Мулло Қамар маъа руфақояш ба уламо руҷӯъ карда, фатвое дар ҳаром будани мактаб сохта, мӯҳр кунонданд. Домулло Икроми муфтӣ, ки дар лузуми мактаб қаноат ҳосил карда буданд, фатво дар ҳиллияти мактаб навишта мӯҳр карданд. Аз муфтиён Дониёлхоҷаи Судур низ ба фатвои ҳалол будани мактаб имзо намуданд. Ду нафар муфтӣ бетараф монданд. Чун ин ду ривояти уламо ба қӯшбегӣ роҷеъ шуд, қӯшбегӣ ривоятҳоро ба қозикалон фиристода, тарҷеҳ кардани яке аз ин дуро хоҳиш кард. Бақохоҷаи қозикалон барои тарҷеҳи ривоятҳо ба асли ҳодиса вуқуф пайдо карданро лозим дониста, китобҳои мактабро талаб карда, дида, муаллим Мирзо Абдулвоҳидро бо ду-се нафар аз шогирдони мактаб ба ҳузури худ даъват намуда, шогирдонро ба пеши худ имтиҳон кунонд. Дар натиҷаи имтиҳон бисёр таҳсин карда гуфт: "Шогирдони мактаби нав булбулони боғи ҷаннат мешудаанд. Дар ин кор ман ҳеҷ амри хилофи шаръ набинам, балки ба ин равиш танзим ёфтани макотиби исломияро лозим ва воҷиб медонам". Мактабхоҳон аз ин таҳсинот ва табшироти қозикалон

зиёда мамнун шуда, ба давоми мактаб дил кавӣ доштанд. Чун ин ҳукми қозикалон ба раис ва уламо маълум шуд, ҳама сари нобошамиро гирифта, ба ваҳшонияг ва муонидати тамом дар муқобилат бархостанд, бар зидди қозикалон ва қўшбегӣ маҷлисҳо оростанд; аланан мегуфтанд: "Агар хуш ба хушӣ мактаброро масдуд накунанд, фитна мехезонем, ба қўшбегӣ ва қозикалон ҳуҷум мекунем, муфтӣ Икромро аз миёи мебардорем, муаллими мактабро ба қатл мерасонем ва хонаҳои авлиёи атфолро тороҷ мекунем ва ҳамаашонро аз доираи исломият берун мешуморем ва қазову қазо...".

Чун кор ба ин ҷо анҷом ёфт, қўшбегӣ ва қозикалон амри бастани мактабро имзо карданд. 10 моҳи Рамазони шарифи 1327 ҳиҷрӣ маъмурон аз тарафи қўшбегӣ ва қозикалон ва раис омада, баста шудани мактабро ба Мирзо Абдулвоҳид расман эълон карданд. Ҳаракати аҳолии Бухоро дар ин воқеа сабаби умедворӣ ва миннатдории мактабхоҳон шуда буд. Зеро дар рўзҳое, ки ҳанўз мактаб расман масдуд нашуда буд, лекин уламо бозори такфиру таъинро гарм карда, дар саладн эҷоди фитна буданд, маъазолик, аҳолӣ дар ин такфирот ва таҳдидоти эшон эътино накарда, фарзандонашонро ба мактаб оварда, қайд мекарданд. Аз даҳум то бистуми Рамазон дар асиои низоъ ва ҷидоли уламо 50 нафар талаба ба мактаб қайд шуда буданд.

## 5

## Таҳассурот ва таассурот

Аҷоиб аҳволи асаф-иштимоле! Ду-се нафар аз аҳли шаҳри Бухоро ва мунтаҳиёни мадрасаҳои Бухоро, маҳз ба ҳамияти динӣ ва миллатдӯстӣ, сафолати аҳволи атфоли муслиминро дар назар оварда, ба хуни ҷигар мактабе мувофиқи одоби исломӣ таъсис мекунанд; Қуръони Каримро маъа таҷвид ёд медиҳанд; хатту саводро ба як тариқи осон меомӯзанд; зарурияти диния, эътиқодот ва амалиёти исломияро ҳифзу амал мекунонанд; ҳисобро ба қадри кафоф ба ҳоли атфол ёд медиҳанд ва мардумоне, ки барои тарбияти фарзанди ба ҷон пайвандашон ҳамеша дар ғуссаанд, ба тиби хотир ва қаноати виҷдонии худ нури дидагонаш(он)-ро дар ин мактаб месупуранд; чанд ашхосе, ки худ соҳиби фарзанд нестанд ё дар қайди тарбияти фарзанд нестанд, бар хилоф бармехезанд. Муаллимеро, ки худ ба аҳволи ӯ "камо ҳува ҳаққуҳу" воқифанд, такфиру талъин мекунанд; авлиёи атфолро ба қатлу ғорат таҳдид менамоянд; атфоли маъсумини ҳаштсола ва даҳсоларо "кофирбачча" гуфта, тадҳиш мекунанд; ҳам ҳамаи ин ҳаракоти худсаронаро ба номи шариати ғаррои набавӣ (с) мекунанд. Ва ҳол он ки ин қаҳрамонони шариат (!) як бор ба мактаби кӯҳна назар намеандозанд ва ба ҳоли мазлумонаи авлоди муслимин тараҳҳуме наменамоянд; дар кӯчаву бозор ба анвои бадахлоқӣ гирифтор шуда гаштани авлоди Исломро аслан дар назари кибриё ва ҷабарути худ намеоранд; чӣ ҷои авлоди дигарон, ки ҳатто аз аҳволи фарзанди

худ низ "фарзанд банда аст Худоро, маҳӯр ғамаш" гуфта, чашм мепӯшанд; дар вакте ки кореро бар хилофи кайфи худ диданд, мутаваллӣ ва мутасаррифи фарзандони дигарон шуда, сар мебардоранд; ҳатто дар номусу виҷдони падарон таарруз карда, ҳаққи тадохулро даъво менамоянд. Бо вуҷуде, ки аксари ин муддаиён мусофирини ин шаҳр ва ба нону оби маҷҷонӣ парваришёфтагони ин шаҳранд, бечора аҳолии аслии ин шаҳр дар муқобили ин гурӯҳи мутағаллиба садое баланд карда наметавонанд ва ба талаб намудани ҳуқуқи машрӯаи худ ҷасорат надоранд. Зиҳӣ сафолат! Зиҳӣ хиҷолат! Аз ин зиёдатар бадбахтӣ ба миллате мутасаввар нест. Аз уламои бухориюласл танҳо Ғиёс Махдуми Аълам бар хилофи мактаб хуруҷ карда буданд. Аксари соирин аз шаҳрҳои дигар буданд, чунончи домулло Абдураззоқ аз Марғинон, мулло Қамар аз Қазон, мулло Хол аз Тошканд, мулло Абдуррасул аз Фалғар ва ҳоказо.

Домулло Икром ва Дониёлхоҷаи Судур, ки ба ҳиллияти мактаб фатво дода буданд ва Бақохоҷаи қозикалон, ки ба муҳассаноти мактаб иқрор карда буд, бухориюласл буданд, соири уламои бухориюласл аз бими такфиру таъини ҳампешагони худ бетараф монда, ба кунҷе хазида буданд.

Уламо фатво навишта [мӯҳр карданд. Аммо] маъаттаассуф, дидани сурати он фатво ба мо муяссар нашуд. Зеро сурату нусхаи он фатворо зиёда махфӣ ва сирр нигоҳ доштанд, аз ишоати он бисёр эҳтиёт карданд. Аз рӯи шунид дар фатво: бар тақдире, ки қазову қазо бошад, гуфта, дар мактаб набудагӣ ва аз хаёлхонаи худ эҷод кардагӣ чизҳоро навишта, аз

таълифоти Эшмухаммади Тунторӣ чанд калима иборати арабии сафсаттаро ба унвони: Қола Абуннакиб ат-Тунторӣ, таҳрир кардаанд.

Аз мунозираҳое, ки дар ин воқеа иттифоқ афтод, хулосаи як-ду мусоҳибаро дар зер таҳрир ва арз менамоям: рӯзе ба ҳавлии Ғиёс Махдуми Аълам домулло Икром рафта, дар боби мактаб мусоҳиба кушода, ба одоби тамом арз карданд, ки: "Фақир ба мактаби нав хеле вуқуф пайдо кардам. Ин мактабро ба одоби исломӣ мувофиқ ёфтам. Ҷаноби шумо ин мактабро надидаед, мардуми муфаттин ҳар чиз мегӯянд, ҷаноби шумо каси бузург ва ҷонишини маснади олии илмия ҳастед, ба қавли мардум бино монда, ба ҳаром будани як чиз аз ғайри таҳқиқи зотии худатон фатво додан, ба шаъни шумо муносиб нест". Эшони Аълам гуфтанд: "Агарчи ҳозир мувофиқи шаръ ҳам бошад, рафта-рафта, бар хилофи шаръ мунҷар мешавад". Домулло гуфтанд: "Ҳар гоҳ ки бар хилофи шаръ мунҷар шуд, он вақт ба ҳаром буданаш ҳукм карда, масдуд кардан, мувофиқтар аст аз ин ки ба гуноҳи ҳанӯз ба феъл наомада ҷазо таъйин карда шавад". Эшони Аълам гуфтанд: "Ҳозир ҳам чанд бадӣ ва қабоҳат дорад, ки шумо намедонед!". Домулло гуфтанд: "Ҷаноби шумо бадиҳои ҳолияашро марҳамат карда баён кунед, то ки фақир ҳам фаҳмида, мутанаббеҳ шавам!" Эшони Аълам гуфтанд: "Аз фасодҳои ҳозира яке ин аст, ки дар маҷлисе яке аз шогирдони мактаби нав Қуръон хонад; пас аз ин дар ин маҷлис, фарз кунем, ки мулло Файзии муфтӣ (мулло Файзии муфтӣ дар бесаводӣ зарбулмасали он вақт буд) Қуръон хонад; дар назди мардум ва шогирдони мактаби нав мазҳака хоҳад шуд. Ба амсоли ин

иттифоқот ба уламое, ки ба қироати Қуръон ва тачвиди он ё ба ҳисоб ё ба хатту имло чандоне эътинос надоранд, чӣ обрӯву шараф мемонад?" (Ба далоили ҳақиқӣ диққат кунед!).

Боре ба Лаби Ҳавзи Девонбегӣ ба тахти дари хонақоҳ дар байни уламо ва домулло Икром дар ин хусус мунозира воқеъ шуд. Чун уламо аз исботи ҳаром будани мактаб ба далоили ақливу нақлӣ очиз омаданд, гуфтанд: "Мактаби нав сабаби фитна аст, ҳар чизе, ки сабаби фитна бошад, ҳаром аст, пас мактаби нав ҳаром аст". Домулло гуфтанд: "Мактаби нав чӣ гуна сабаби фитна мешавад?". Эшони Аълам гуфтанд: "Ҳамин мунозираи мову шумо фитнаи мактаб аст". Домулло гуфтанд: "Ин фитнаро мову шумо эчод кардем, на мактаб". Уламо ба ин чавоби мускит, чунон ки даъби эшон аст, домуллоро ба ҳақороти қабеҳа таҳқир карда, мачлисро қатъ карданд.

Дар аснои мучодилаи мактаб, як рӯзи Рамазон, фақир дар хонаи Ғиёс Махдуми Аълам рафта, дар боби мактаб мусоҳиба кардам. Эшони Аълам гуфтанд: "Шумо чӣ гуна розӣ мешавед, ки фарзандони диёри шумо ба дасти тоторон тарбият ёфта, мисли рус шаванд?". Фақир арз кардам: "Ҳозир, мутанозаъун фиҳи мактаби тоторон нест, балки мактаби бухориюласлон аст, ки дар он мактаб амсоли фақир ва Мирзо Абдулвоҳид, ки шогирдони худатон ва маҳалли эътимоди худатон ҳастанд, таълим менамоянд". Эшони Аълам гуфтанд: "Ба ту чӣ дарди сар? Саводе дорӣ, фазле дорӣ, қозӣ шав! Раис шав! Хок бар сари мактаб!" Гуфтам: "Ин марҳамати шумо дар ҳаққи шахси фақир хеле хайрхоҳона аст, аммо дилам мехоҳад, ки чанде дар ин роҳ бошам. Шояд ба сабаби ин мактаб ду-се нафар

фарзандони аҳли Ислом ва авлоди ватан калимаи шаҳодатро дуруст медонистагӣ ва Қуръонро рост мехондагӣ шаванд, ба ин васила ҷабри нуқсони айёми солифаро намоям. Ба ҷаноби шумо маълум аст, ки касоне, ки аз мактаби кӯҳна бесавод ё босавод баромада, ба касби маишат машғул мегарданд, аксарӣ аз умури диния бехабаранд". Эшони Аълам гуфтанд: "Эй мусулмони содда! Фарзандони ҷанд нафар... нун... (Дар ин ҷо аҳолиро ба унвоне таъбир карданд, ки қалам аз таҳрири он ҳаё мекунад) калимаи шаҳодатро ёд гирифтанд, чӣ шуд? Ва ёд нагиранд, чӣ мешавад?" (Хонандагони киром! Диққат фармоянд! Эшони Аълам дар аввали сӯҳбат ба фарзандони ватан дилсӯзӣ изҳор мекарданд, дар охири сӯҳбат асабҳошонро забт карда натавониста, ҳақиқати нияташонро дар ҳаққи авлоди Ислом ва аҳолии диёр камокон нишон доданд. Риё будани муқаддамоти аввал худ ба худ зоҳир шуд).

Аз ҳамин рӯз эътиборан, аз уламои Бухоро маъюс шуда, тарки рафтуомад кардам. Дар кунҷи ҳуҷраи худ аз ҳамаи мардум қатъи алоқа намуда, ба як тариқи маъюсона имрори ҳаёт мекардам. Аз уламо ва авом тамоман мутанаффир будам. Аз ошноёни ҷандинсола, ки мухолифи маслаки ҳозираам буданд, бар як пурсуҷӯи сарироҳӣ қаноат мекардам. Аз уламо фақат гоҳе ба зиёрати ҳазрати устодам домулло Икром мерафтам. Аксар ҷои рафтуои фақир хонаи Мирзо Муҳйиддини Мансурзода буд, ки дар он ҷо ба хондани ҷароид ва мусоҳибаҳои адабӣ авқот ба хубӣ мегузашт.

## 6

## Мактаби тоторон

Имсол авлиёи атфоли тоторон бо баъзе ҳамиятмандони бухороӣ ҳамроҳ шуда, аз ҷивори ғарбии мадрасаи Говкушон барои мактаб як манзили махсус аз ҳукумати Бухоро истидъо карда, гирифта буданд. Аз ҷамоат нона ҷамъ карда, таъмиру шикасту рехт намуда, мактаби тоторонро аз ҳавлии Халил Барношуф дар ҳамин ҷо кӯчонда буданд. Дар аввали кушода шудани ин мактаб аз атфоли бухороиён низ қариб 50 нафар қайду қабул шуда буданд. Вақте ки уламо ба бастани мактаби Мирзо Абдулвоҳид муваффақ шуданд, дар садади бастани мактаби тоторон афтоданд. Тоторон ба элчихонаи Рус мурочиат карданд, элчӣ ба шарти тарди атфоли бухороиён давомати мактаби тоторонро ҳимоят кард. Чун ин хабар ба ҳукумати Бухоро расид, маъмурони ҳукумат тамоми гузару маҳаллоти Бухороро аз як сар дида, ба ҳар кадом аҳолӣ фаҳмонданд, ки фарзандонашонро ба мактаби тоторон нафиристонанд. Бечора атфоли бухороиён имсол аз мактаби тоторон ҳам маҳрум монданд. Имсол умри муаллим Абдурраҳмон Саъидӣ ба маъдуде чанд атфоли тотор сарф шуд. Вукалои рус дар он аҳд турфа сиёсате доштанд. Ҳар вақт даъвои маданият ва инсоният мекарданд, воқеан назар ба ҳукумати Бухоро хеле маданӣ буданд. Мазлумони бухороиро дар умури моддӣ агар мурочиат кунанд, [ба шарте, ки ба манфиати худашон ва раияи худашон барнахӯрад,] ҳимоят мекарданд. Аз ин мақсадашон

ҷалб кардани қулуб ба сиёсати Русия буд, на инсонияти холис. Аммо дар умури маънавӣ ва хондан, ки асоси маданият ва инсоният аст, бозиҳои сиёсӣ баровардa - аз тахти доман монеъ мешуданд. Хусусан, мухолатати тотору туркистониро дар хондану хонондан аслан иҷоза намедоданд. Дар ин хусус, махсус ба Туркистон қонуне вазъ карда буданд; муаллимӣ кардани тотор ба аҳли Туркистон ба қуввати он қонун мамнӯъ буд. Вақте ки мактаби Мирзо Абдулвоҳид масдуд шуд ва аз мактаби тоторон шогирдони бухороӣ тард ёфтанд, матбуот ва ҷароиди исломӣ ба иқтизои мақсаду маслакашон дар ин боб мақолаҳо навишта, уламои Бухороро танқидоти сахти муҳиққона карданд. Хусусан маҷмӯаи "Мулло Насриддин", ки дар мазҳаканависӣ ҳамто надошт, заҳри танқидро ба ҳуллаи ҳазл муҳалло карда мехӯронд, дар ин воқеа расмҳои маънидор кашида, дар як сафҳа сад китоби танқидро дар назари бинандагони босавод ва бесавод ҷилва дод. Уламои мағрури Бухоро дар ин танқидот тоби муқовимат наоварда, боз ваҳшониятро пеш гирифтанд. Мулло Холи мударрис чанд талабаи фидоиро аз шогирдони худ гирифта, "Мирзо Абдулвоҳиди муаллиму руфақояшро ба қатл мерасонам" гуфта мегашт ва мегуфт, ки: "Мирзо Абдулвоҳид шабҳо махфиёна таълим мекардааст. Дар ҷароид мақола менавиштааст. Расми уламои Бухороро мекашидааст ва казову казо..." На шабу на рӯз касеро нахонондани Мирзо Абдулвоҳид ба ҳама маълум буд. Ҳар мақолаву расме, ки дар ҷароид нашр шуда бошад, имзои маълум дошт. Азбаски мулло Хол аз матбуот ва ҷароид тамоман хабар надошт ва қавоиди матбуотро ҳам абадан намедонист, ба қавли фитнаангезон, мисли

мулло Қамар ин ҳаракатро мекард. Мулло Қамар истилоҳоти матбуотро ба хубӣ медонист, маъазолик мулло Холро касдан игфол карда, ин корҳоро ба Мирзо Абдулвоҳид нисбат дода, оташи фитнаро доман мезад. Чун Бурҳониддини раис аз таскини оташе, ки худ афрӯхта буд, оҷиз омад, маро ба ҳузури худ даъват карда, аҳволи мулло Холро баён намуда, ба мулоҳизаи рафъи масъулияти фасоди мунтазар аз шаҳр чанд рӯзе берун рафтани Мирзо Абдулвоҳидро ифҳом кард. Ба ин сабаб Мирзо Абдулвоҳид қариб як моҳ ба Қаршӣ истиқомат карда омад.

## 7

### Фитнаи шиаву суннӣ

Чун фитнаи шиаву суннӣ дар паси мунозиаи мактаб вокеъ шуд ва ҳамон одамоне, ки дар мактаб эҷоди фитна карданд, дар ин фоҷиа низ сабаби ҳақиқӣ эшон буданд, қадаре аз асбоби воксоти ин фоҷиа низ баён намудан муносиб афтод. Ҳарчанд дар солҳои пеш, як-ду бор дар миёни ин ду фирқа дар Бухоро ихтилоф афтода бошад ҳам, ба тадбири кордорони ҳукумат кудурат рафъ шуда, бародарвор зиндагонӣ мекарданд. Дар миёни раия ва аҳолӣ аслан кудурат ва ранҷиш аз яклигар набуд. Аммо дар миёни маъмурони ҳукумат ҳамеша нифоқ ва кудурат буд. Дар ҳақиқат, сабаби ин ихтилоф ихтилофи мазҳаб набуд, балки рақобати сиёсӣ ва чоҳталошӣ буд. Азбаски кори вазорат ва закот ҳамеша ба дасти тоифаи эронӣ буд, хазоин ва дафоини ҳукумат аз дасти эшон мегузашт, сипоҳиёни элдор ва навкарони бухориюласл аз ин ваҷҳ ба дил кинаи сахт доштанд. Чун Бурҳониддини раис бинобар асбобе, ки дар сафҳаҳои боло баён ёфт, ҳамеша дар садади афтондани Остонақули қӯшбегӣ буд, як сол боз барои фитна фурсат мекофт. Дар ин фитна низ вакили аввали Бурҳониддини раис, мулло Қамар буд; тафсил он ки: дар авоили соли 1327 ҳиҷрӣ рӯзе дар хонаи Ғиёс Махдуми Аълам, домулло Абдураззоқи муфтӣ, мулло Холи Тошкандӣ, мулло Файзии муфтии Тошкандӣ ва мулло Қамари тотор ҳузур доштанд. Фақир низ дар он маҷлис ҳозир будам. Мулло Қамар аз масъалаи

шиа ва суннӣ сӯҳбат оғоз карда гуфт: "Ин тоифа дар аҳди қозӣ Бадриддин дар расму ойини худ бисёр ғулув надоштанд. Чун қозӣ Бадриддин марҳум шуд, шаҳрро тамом соҳиб шуданд. Имсол дар моҳи Муҳаррам ба ҳар кӯчо аланан азодорӣ карданд. Ин ҳаракатҳо ҳама бидъат аст. Бояд ҳазароти уламо дар ин боб ривояте кунанд, то ки ин бидъат аз миён бардошта шавад". Дигарон, аҳли сӯҳбат фикри мулло Қамарро тақвия карда гуфтанд: "Шумо ривоятро таҳрир кунонед, мо мӯҳру имзо менамоем". Мулло Қамар гуфт: "Домулло Икроми муфтӣ марди хушҳавсала ва ҷомеанд; ба назди эшон меравам, таҳрир хоҳанд кард".

Рӯзе ба ғарази таҳрири ривоят мулло Қамар ба пеши домулло Икром рафта, воқеаи солифаро ҳикоят карда, таҳрири фатворо талаб намуд. Домулло дар ҷавоб гуфтанд: "Ин ҳаракати шумо маҳзи иқтизои таассуб аст. Зеро агар ғаразатон холисан ли ваҷҳи-л-Лоҳ рафъи бидъат бошад, бисёр корҳои ҳарому хилофи шаръ аст, ки дар байни ҷамоаи худи мо одат шудааст, бояд аввал онҳоро рафъ кунед. Масалан, ба баҳонаи хатми ёздаҳум, ҷамъиятҳое, ки дар хонақоҳҳо ва сари мазорҳо ва хонаҳои хусусӣ дар ёздаҳуми ҳар моҳ барпо мешавад. Агар ба назари диққат ба он ҷамъиятҳо бинед, чӣ корҳои ҳаром, ки ба номи ибодат адо намеёбад. Инчунин дар "Гули сурх"-и мазори ҳазрати Баҳоуддин алайҳи-р-раҳма ба нияти зиёрат мардум рафта чӣ корҳо, ки карда намеоянд. Ё базмҳое, ки дар тӯйҳо расм аст, чист? Ҳатто дар дарбори подшоҳӣ ба ҳузури қозӣ ва муфтиён маҷлиси базму рақси аморид ичро меёбад, ҳазароти уламо сукут мекунанд. Ва аз ин қисм аст кӯбкорӣ. Илова бар исрофот ва табзироте, ки дар

кӯбкорӣ мешавад ва низоу ҷидоле, ки ба сабаби кӯбкорӣ дар байни муслимин меафтад, бузе, ки дар кӯбкорӣ кушта мешавад, дар таҳти мисдоқи "ва мо ухилла ли гайри-л-Лоҳи биҳи" дохил аст. Ин фасл дар таҳти назорати қузоти туманот ичро меёбад, касе дар садади манъ нест. Валҳосил, дар ин корҳо ва амсолаш, ки ло юъадду ва ло юҳсо дар либоси расму одат ҳар рӯз воқеъ мешавад ва шуда истодааст, сукут карда, расми таъзияро бидъат гуфта ба рафъаш кӯшиш кунем, холисан ли-л-Лоҳ намеафтад, балки ба муқтазои нафси мутаассибаи худ амал кардагӣ ҳисоб меёбем. Коре, ки маҳз аз сари таассуб, на аз роҳи диндории холис карда шавад, оқибати хайр намебахшад. Эҳтимол, сабаби шӯъла задани оташи таассуби тарафи муқобил шуда, фитнаҳои сахт барпо гардад. Бинобар ин беҳтар он аст, ки аз ин боб сукут кунед, ё аввал рафъи бидъатҳои мазкураро намоед".

Мулло Қамар баъд аз ин мусоҳиба аз домулло Икром кинаи сахт ба дил гирифта, дар ҳар кучо бар зарари эшон фикр медод. Зотан миёнаи домулло Икром ва'уламои Бухоро созише куллӣ набуд. Ба сабабе, ки дар мадрасаҳои Бухоро аз китоби ахлоқ аслан дарс дода намешуд, миёнаи уламо ҷиҳати мунозираҳои бемаънӣ мунофирати сахт пайдо мешавад. Чун домулло Икром дар мунозира наттоқу ҳозирҷавоб буданд, хасмашон барои набардоштани ори илзом ба таҳқир ва ташнеъ ба ҳам меомад. Табиӣ, натиҷаи давом аз ин қабил муомила мунофират ва дилхунукӣ аст. Домулло Икром ба ишорати саббоба, омил ва ба суннат будани он қоил буданд, аз ин ҷиҳат низ миёнаи уламо ва домулло мухолифати мунҷар ба

мунофират буд. Хусусан мулло Холи Тошкандӣ дар боби ишорат ба домулло сафҳо шикаста буд. Аксари муфтиён оқмӯҳр, яъне когази ривоятро пеш аз таҳрири фатво мӯҳр карда, ба муҳарририни фатовӣ медоданд. Домулло Икром дар ин кор сахт муқобил буданд ва омилини ин корро танқид мекарданд. Домулло Икром ба харидуфурӯши ҳуҷуроти мадраса муқобилат доштанд. Уламо, ки худ ба ин бало мубтало буданд, аз ин ваҷҳ низ домуллоро душмани худ медонистанд (ба ҳамин асбоб ба рағми мулло Икром, уламо дар масъалаи мактаб сахттар ҳаракат карда буданд).

Мулло Қамар аз ин васоит истифода намуда, дар найронии миёнаи домулло Икром ва уламо хуб хидмат кард. Хулоса, мулло Қамар ҳарчанд аз сари савдои истифтои таъзияи Муҳаррам гузашт, аз иғво заррае фурӯгузошт накард, уламо, авом ва талабаро ҳамеша бар зидди таъзия ва ба муқобилат ба расми таъзия ташвиқ ва таҳрис менамуд. Зотан талабаи Бухоро ҷиҳати бехабар буданашон аз таърихи Ислом ва аҳволи олам ба талаққии афкори таассубпарварона қобил буданд, ба андак ғайрати мулло Қамар ҳама дар изҳори таассуб ҳозир шуданд.

Дар даҳуми моҳи Муҳаррами 1328 ҳиҷрӣ, рӯзи шанбе ҷамоае аз мусофирин ва аҳлии эронӣ дар ҷивори майдони Машқи Сарбоз дар ҳаёте ойини азодорӣ доштанд. Ҷанде аз талабаи тошкандӣ ва фарғонагӣ ва баъзе аҳолии Бухоро низ дар он маҷлис ба тариқи тамошо ҳозир шуда буданд. Чун баъзе расму ойини мухолифи одоти Бухоро аз ҷамоаи азодорон сар зад, яке аз талабаи фарғонагӣ ханда кард. Дар маҷлиси азодорӣ ханда кардани ин

талабаро дар ҳаққи расму ойини худ истеҳзо дониста, авбоши азодорон ба талабаи мазбур якбора ҳуҷум карда, ба зарби чӯбу мушту лагад маҷрӯх намуданд. Баъзе аз муташаххисини азодорон дар миёна даромада, маҷрӯхро аз дасти аҳли балво халос карда, пинҳон намуданд. Тамошобинони бухорой якбора ба тарафи шаҳр гурехта, дар кӯчаҳои шаҳр фарёд мекарданд, ки: "Эрониён талабаи улумро куштанд!" Талабаҳое, ки аз маҷлиси азодорӣ ба шаҳр ворид мешуданд, мадраса ба мадраса нидо дардода, муллоҳоро ба низоу қитол даъват мекарданд (ҳамон рӯз фақир, Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим, Мир Икром Махдум писари қозӣ Бадриддин ва Аминҷон Махдум писари Мир Зиё Маҳдум дар гузари Шоҳхусайнӣ ба ҳавлии Нақшбандхон писари Эшони Султонхон, дар маҷлиси валима ва тӯй ҳозир будем, яке аз маъмурони Мир Бурҳониддини раис дар он маҷлис омада, хабар дод, ки ман ба чашми худ дидам, чанд муллоро куштанд. Ба муллоҳои мадрасаҳо ин хабарро расондан лозим аст, гуфта, баромада рафт). Хулоса, дар фурсати ним соат тамоми кӯчаву бозорҳои шаҳрро фитнаву балво фурӯ гирифт. Дуконҳо, саройҳо ва тиҷоратхонаҳо баста шуд. Касоне, ки аз фитнаву фасод метарсиданд, дар кунҷи хонаи худ хазиданд. Талаба, аввал дар растаи Атторӣ, ки аксари аҳолии он раста эронӣ аст, ҳуҷум карданд. Чун дуконҳо масдуд ва аҳаде ҷондор набуд, як-ду дуконро шикаста амволашро торочу талаф карданд. Ба дари Сарои Қаршӣ як шахсро ба либоси пирсиёнӣ ёфта, куштанд. Соат ба соат аҳли балво зиёд шуда, оташи фитна боло мегирифт. Дастаи аҳли балво - ба ҷамъияти касира -

дар Регистон намоиш карда, аз дасти эрониён додхоҳӣ намуда, ба ҳузури қӯшбегӣ дар болои Арк баромаданӣ шуданд. Қӯшбегӣ аз аҳвол пештар хабардор шуда, қаровули дарвозаи Аркро бисёр карда буд; хуҷуми мардумро дида, боз як дастаи сарбози дигар барои муҳофизати Арк ҳозир кард. Ба назди аҳли балво намоянда фиристода, матлабашонро истифсор намуд. Аҳли балво гуфтанд, ки: "Мо ба ҳузури қӯшбегӣ биззот даромада, арзи моро забонӣ хоҳем кард". Қӯшбегӣ аз бими катлу горат аз баромадани аҳли балво дар болои Арк монеъ омад. Аҳли балво ба зӯр ба ҳуҷум баромаданӣ шуданд. Чун ба дасту забон манъ кардани сарбозони қаровул ба аҳли балво асар накард ва қариб буд, ки ба дарвоза дохил шаванд, (як) сарбоз ба амри саркардаи худ дар ҳаво милтиқ холӣ кард. Ба овози милтиқ аҳли балво аз дари Арк дуртар шуда, дар шӯриш омаданд, "қӯшбегӣ аҳолии додхоҳро тирборон кард", гуфта, дар шаҳр ғулғула андохтанд. Қӯшбегӣ барои таскин диҳондани аҳли балво, бузургони уламоро ба Арк даъват намуд. Бақохочаи қозикалон, Мир Бурҳониддини раис, Ғиёс Махдуми Аълам ва соири муфтиёну мударрисони чоҳталаб ба дарвозаи Арки Олӣ ҳозир омада, аксарӣ аз рӯи забон аҳли балворо насиҳат мекарданд. Қӯшбегиро "чаро сарбозро ба тир андохтан амр фармудӣ?" гуфта, тавбих ва сарзаниш менамуданд. Ба ҳар ранге, ки буд, имрӯз қариби ғуруб аз дари Арк аҳли балво як дарача мутафарриқ шуданд. Лекин касоне, ки ин гуна фитнаро аз Худо мехостанд, чаро ин фурсатро ба осонӣ аз даст диҳанд!? Фитначӯён имшаб то рӯз нахобида, дар садади бедор кардани фитнаи нимхоб буданд. Имшаб то рӯз

дар хонаҳои душманони қӯшбегӣ ва қозикалон маҷлисҳо барпо буд. Факир дар он вақт ба мадрасаи Кӯкалтош истиқомат доштам. Талабаҳое, ки филҷумла ақлу идрок доштанд, аз оқибати ваҳимаи фитна метарсиданд ва ба қадри мақдур дар таскини фитна мекӯшиданд. Як қисми талабаи бесару по дар садади иқози фитна буданд. Шаб ба ҳазор парешонӣ дар ҳуҷраи худ хобидам. Баъд аз ними шаб дар мадраса фарёде шуд. Ба рафоқати ҳамсояҳуҷраам Қорӣ Довудхоҷа дар рӯи мадраса баромадем, ки ду нафар одами маҷҳул фарёд мекунанд, ки "мо ба амри эшони раис ба шумо мефаҳмонем, ки силоҳу ярок ҳозир карда, муҳайёи ғазо бошед. Эрониён барои қатли талаба ҳозир шудаанд. Албатта, саҳл нагиред. Субҳ ҳама мусаллаҳан дар саҳни мадрасаи Мири Араб ҷамъ шавед!". (Лекин ба хубӣ ба мо маълум нашуд, ки дар воқеъ инҳо ба фармудаи раис ин эълонро карданд, ё фитнаҷӯёни дигар буданд). Алғараз, субҳи якшанбе аҳли балво дар саҳни мадрасаи Мири Араб ҷамъ шуданд. Бузургони уламо ба ҳузури қӯшбегӣ рафтанд. Қӯшбегӣ мутасаддӣ шуд, ки дар аввали фитна, кадом эронӣ, ки ба талаба таарруз карда бошад, ҷазои сахт диҳад, агар мақтул шудани талаба собит шавад, қасос фармояд. Ба ин мусолиҳа уламо аҳли балворо мутафарриқ карда, дарсхонаҳоро кушода, ба дарсгӯӣ машғул шуданд. Лекин талаба ва соири фитнаҷӯён дар шӯриш ҳозир шуда буданд, асари сукунат дар ваҷоҳаташон пайдо набуд. Аз тарафи дигар эрониён низ ба мудофиа омодагӣ мекарданд. Эрониёни аҳолии Тотормаҳалла, Афшормаҳалла ва Зиробод ҳама мусаллаҳ шуда, дар шаҳр даромада, ба такяҳо, таъзия-

хонаҳо ва ба хонаҳои бузургони эл манзил карда, муҳайёи мудофиа буданд. Имрӯз (рӯзи якшанбе) соати ду баъд аз зӯҳр хабари арочифӣ ба шаҳр шӯҳрат ёфт: "Гӯё эрониён мусаллаҳан хуруҷ карда, аҳолии мадрасаи Хиёбон, Ҷӯйбор, Эшони Имло ва мадрасаи Накибро катлу горат карда бошанд". Ба муҷарради шуюи ин хабар гӯё шаҳр анбори боруте буд, ки ба вай оташ заданд. Ҳама ба якбора дар шӯриш омада, фитна ба куввати тамом бархост. Талабаи улум ва балвоталабон, баъзе корд, баъзе шамшер, баъзе чӯб, баъзе табару теша гирифта, ба тарафи Хиёбон равона шуданд. Кам одаме буд, ки ба дасташ милтиқ ё тапонча бошад. Як фирка дуконҳои силоҳфурӯширо шикаста, горат карданд, аммо силоҳи дурусте ба даст надаромад. Валҳосил, ҷамоаи балвоталабон ба Хиёбон расиданд, ки як даста сарбози савор роҳи убурро маслуд карда, аз мурур монеъ аст. Як ҷамоаи мутакассира ба зӯру ҳуҷум сафи сарбозро даронда, ба тарафи гузари Ҷӯи Зар ва Эшони Имло равона шуданд. Ба тарафи гузари Ҷӯи Зар ба як тангкӯча хеле пеш рафта буданд, ки аз дару бом борони бало боридан гирифт. Яъне эрониёне, ки ба боми хона ва сари айвони сарои худ мутаҳассин буданд, аз пасу пеш ба тир андохтан шурӯъ карданд. Ҳосил, ҷои карору роҳи фирори муҳоҷимин мафкуду маслуд буд. Талабаи улумро аз ин ҳуҷум гайр аз марги ногаҳонӣ дигар насибае набуд. Фиркае, ки ба тарафи Эшони Имло рафта буданд, ба умеди эрониёбӣ дар болои мазор баромаданд, дар миёнаи пуштаҳо фиркае аз эрониёни мусаллаҳро дида, якбора ҳуҷум карданд. Эрониён то такарруби муллоён таваккуф карда, вақте ки наздик

расида буданд, сағонаҳоро сипар намуда, ба тирборон муҳоҷиминро ба хобидагон дар он пушта мулҳақ намуданд. Бакоҳоҷаи қозикалон ва Мир Бурҳониддини раис низ ба нияти таскин додани балво ба мадрасаи Хиёбон омада, манзил карда буданд. Тамоми растаи Хиёбонро оташи фитна фурӯ гирифта буд. Аз боми ҳавлӣ, раставу сароҳо тир меомад, ҳар касеро, ки аҷал расида бошад, ба хок меандохт. Ҳанӯз аҳли шаҳру муллоён ба тарафи Хиёбон шитобон буданд, чун фирқае ба тарафи Ҷӯи Зар ва фирқае ба тарафи Эшони Имло мақтул ва маҷрӯҳ афтоданд ва баъзе дар растаи Хиёбон ба пеши чашми аҳли балво ҷон медоданд, аҳли балво ҳаросида, пас гаштанд. Ононе, ки ба тарафи Ҷӯи Зар ва Эшони Имло зинда монда буданд, баъзе саркафида, баъзе пошикаста, баъзе тирхӯрда ба ҳар роҳе, ки метавонистанд, худро дар маъмане гирифтанд. Азбаски дар маъракаи Хиёбон эрониён мудофеъ ва мусаллаҳ ва талабаҳо муҳоҷим ва беярок буданд, ҳар мақтуле, ки буд аз талаба буд. Аз эрониён на касе мақтул ва на касе маҷрӯҳ шуда буд. Аммо аҳли балвое, ки аз Хиёбон мағлубан баргашта буданд, ҳар касеро, ки ба ҳар куҷо ба қиёфаи эронӣ ёфтанд, куштанд. Ҳар кас ба ҳар кас душман бошад, низ кушт, ё кушта шуд. Чанд нафар одамони маълуми бухориюласлро низ куштанд. Оламони сарсарӣ, гадо ва бехонумони бекасу кӯйро низ ба тӯҳмати эронигӣ куштанд. Чанд дукони пирсиёнонро тороч карданд. Дар Бозори Нав ба ҳавлии Мирзоҳасанхони дуктур ҳуҷум карда даромада, худашро куштанд ва шиками занашро, ки ҳамл дошт, пора карданд. Дар Лаби Ҳавзи Говкушон ба ҳавлии Сайид Мӯҳсин даромада, дар он ҷо як эронии аъморо

ёфта куштанд. Аммо одамоне, ки аклу идрок доштанд, эрониёни паноҳоварда ба худашонро ҳимоят карданд, дар саройҳо ва хонаҳо пинҳон намуданд, ба тағйири либос аз шаҳр баровcovered. Ҳосил, ба қадри қувва ёрмандӣ намуданд. Дар тарафи Хиёбон авбоши эрониён бақиятуссайфи талабае(ро), ки ба масҷиде мутахассин шуда буданд, шаби душанбе ба ваҳшонияти тамом куштанд, аммо эрониёни бо аклу хуш ҳамсоягони тоҷикашон ва аҳолии мадрасаҳои тарафи худашонро, ки ба балво ҳамроҳ нашуда буданд, аз авбоши худҳошон муҳофиза карданд, то тамоми рӯзҳои балво ба маҳсурин озука расониданд (Баъд аз таскини балво маълум шуд, ки хабари арочифи рӯзи якшанбе тамом беасл будааст. Билъакс, эрониён ба мадрасаи Нақиб каровул гузошта, аз авбош муҳофиза карда, озука низ расонда будаанд). Имшаб тамоми кӯчаҳои шаҳрро сарбози пиёда каровул буд; сарбози савор ба кӯчаву паскӯчаҳо давриян мегашт. Имшаб дарҳои мадрасаҳоро баста аз талабаҳо каровул гузошта шуд. Талабаҳои туркмони мадрасаи Кӯкалтош ба таъсири ваъзу насиҳати Ҳоҷӣ Абдулхалим имоми туркмон ба балво ҳамроҳ нашуда буданд, аммо мусаллаҳан ба муҳофизати мадраса мекӯшиданд. Имшаб овози милтиқ ва тапонча аз ҳар тарафи шаҳр баланд буд, аммо ҳодисаи бузурге иттифоқ наафтод. Дар аснои ин фаҷоеъ амир Абдулаҳадхон дар Кармина буд, хабарҳои фитнаву балво ба воситаҳои мухталифа ба амир расид. Хабарҳоро, табиӣ, қӯшбегӣ ба нафъи худ, қозӣ ба нафъи худ, раис ба нафъи худ, уламо ва соири аъёни давлат низ ба нафъи худҳошон мерасониданд. Лекин амир ба воситаи ҳадси соиби худ ҳақиқати корро

ба хубӣ фаҳмида буд, сарманшаъ Мир Бурҳониддини раис ва баъзе уламо буданро нағз медонист, танбеҳи муқассирини ҳақиқиро ба вақти марҳунаш гузошта, ичолатан ба таскин додани балво кӯшиш карда, Мирзо Насруллоҳбий-- ҳокими Шаҳрисабз ва Мирзо Низомиддинхочаи Урганчӣ--ҳокими Чорҷӯйро ба ихтиёроти восиа дар Бухоро фиристод. Инҳо ба муҷарради вуруд дар шаҳр дар садади гирифтани интиқоми чандсола аз қӯшбегӣ афтоданд. Соири силоҳу саркардагони ӯзбаку тоҷик низ бар хилофи қӯшбегӣ бархоста буданд. Хулоса, ба вуруди ин маъмурон низ дар фитна асари тахфиф намоён нашуд. Рӯзи душанбе аҳли балво ба ҳар кучо ҷамъ ва дар садади интиқом буданд, аммо ғайр аз он, ки ҳар замон дар кӯча як бесарупоеро бечон намоянд, коре аз дасташон намеомад. Яъне имрӯз ба ҳуҷум ба тарафи Хиёбон ҷасорат намекарданд. Фақат баъзе ҳавлиҳои эрониёнро, ки ба тарафи Чорҷӯи Бухоро буд, тороҷ карданд. Аз ин ҷумла дар ҳавлии Аминчон ном одами қӯшбегӣ, ки дар гузари Ҳофизи Қунқурот буд, аз девори кӯча шикофта даромаданд, ду писари 18-сола ва 16-солаашро, ки дар хонае мутаҳассин буданд, аз бом шикофта даромада куштанд. Як духтари 8-солаи Аминчонро, ки аз тарс худро ба мабраз андохта буд, Алӣ ном тотори ҳамиятманд аз даруни наҷосот халос карда, гирифта ҳимоят намуд. Аз хонаи Аминчон молу ашёи ло юъадду ва ло юҳсо тороҷ шуд. Сандуқҳои нақд, бугчаҳои қумош, тойҳои алоча насиби аҳли балво ва дуздони фурсатхоҳ шуд, ба қавли худҳошон "ғанимат гирифтанд". Имрӯз аҳли балво хеле силоҳ ҳам ҳозир карда буданд, ҳар кучо ба ҳар касе милтике ё

тапоичае суроғ доштанд, тавъан ва карҳан гирифтанд. Яҳудиёни Бухоро низ силоҳашонро ба аҳли балво дода, дилҷӯӣ ва хотирхоҳӣ намуданд. Имрӯз аз тамоми туманҳову кишлокҳои атрофи шаҳр саҳронишинон ба нияти ҷидол бо эрониён ба шаҳр омада буданд, аммо кордорони ҳукумат аз бими қатлу ғорати умуми шаҳр ба дарвозаҳо қаровул монда, эшонро аз духул ба шаҳр монеъ омаданд. Аммо аҳолии қишлоқи Гулобиён ва Арабон ягон-ягон ба шаҳр даромада аз Мир Бурҳониддини раис фотиҳа гирифта, ба аҳли балво ҳамроҳ мешуданд. Имрӯз аз атрофи вилоёт авбош ва арозиле, ки ин гуна рӯзҳоро аз Худо мехостанд, ба шаҳр бисёр омаданд, ба кадом ҳавлӣ ва дуконе, ки аҳли балво ҳуҷум карданӣ шаванд, авбошон тороҷ мекарданд. Яҳудиёни Бухоро аз бими қатлу ғорат ба элчихонаи Рус мурочиат карда, барои муҳофизати худҳошон аскар талаб карданд. Қӯшбегӣ ва Насруллоҳбий низ аз муҳофизати шаҳр оҷиз омада, аскари рус талаб карданд. Амир Абдулаҳадхон чун дид, ки маъмурон ва саркардагон аз таскини балво оҷиз омаданд, ё қасдан фитнаро таскин надоданд, писар ва валиаҳди худ Мир Олимхонро, ки дар Кармина ҳоким буд, дар Бухоро фиристод. Ҷаноби валиаҳд аз вуруд ба шаҳр дар ҳолати балво андешаманд шуда, бо духули аскари рус, мутаоқибан даромаданд. Аҳолии шаҳр дар истиқболи валиаҳд ба илқои одамони раис ва соири аъёни давлат, "дод аз дасти қӯшбегӣ" гуфта, фарёд мекарданд. Валиаҳд мутаассир шуда, гиря менамуданд. Аскари рус як даста пиёдаву савора бо тӯпхона ва пулемут дар зери фармони як генерол дар шаҳр даромада, ба ҳар кучаи шаҳр қаровул истод, пуле-

мутро дар болои боми Арки Бухоро бароварда ваъз карданд. Аскари савори рус шаҳрро давриия гашта, ҷамъияти мардумро мутафаррик намуд. Як ќисми аскари рус бо намояндаҳои элчихона ва Мир Бурҳониддини раис ва Муҳаммад Юнусбий дар беруни шаҳр баромада, кишлоќиёнро ба ваъз ва насиҳат мутафаррик карданд. Рўзи чоршанбе генероли рус барои таҳќиќ ва тафтиши асбоби балво ва шунидани матолиби аҳолӣ шаҳрро давр зад. Намояндаҳои раис пеш-пеши генероли рус ба ҳар кучо омада: "Дод аз дасти қўшбегӣ, матлаби мо факат азли қўшбегӣ, гўетон", гуфта, ба аҳолӣ илқо мекарданд. Генерол маъа одамону тарҷумони худ шаҳрро гашта, ба ҳар кучо аз ҷамоати мардум матлаб мепурсид. Мардум мисли громофуни талкин кардаҳои одамони раис ва соири душмонони қўшбегиро ба як забон месуруданд. Дар натиҷаи тафтиш генерол ба азли қўшбегӣ ќарор дода, бо машварати валиаҳд ба амир маълум кард. Амир Мирзо Насруллоҳбийро ба чон қўшбегӣ таъйин фармуда, қўшбегиро маъзулан ба Кармина даъват карда, ба манзиле ҷой дод. Атбоу мукаррабини қўшбегиро низ аз шаҳр мутафаррик кард. Гуноҳи ҳаќиќӣ, ки ба қўшбегӣ нисбат медоданд, силоҳ додани мукаррабини қўшбегӣ ба эрониён буд. Аммо муҳаккақ нашуд, ки мукаррабини қўшбегӣ ин ҳаракатро аз пеши худ карда бошанд, ё ба фармудаи қўшбегӣ? Баъд аз азли қўшбегӣ барои бадном кардани қўшбегӣ хеле ҳикоятҳои аҷиби бофтаву сохта дар миёнаи аҳолӣ шўҳрат доданд. Аз ин ҷумла, "Гўё қўшбегӣ барои худ тоҷ сохта бошад, эрониёнро мусаллаҳ карда, аҳолиро катлу горат намуда, тахти Бухороро худ соҳиб шуданӣ бошад",

"Ба ғайрати уламо ва фидокории умарои намакхори амир, тахт аз тазвири қӯшбегӣ халос шуда, ба соҳиби машрӯаш қарор ёфта бошад" ва қазову қазо. Ононе, ки аввал бор ин ҳикоётро месохтанд, ғаразашон маълум буд. Аммо аҳолии нодони бечора ин музахрафотро бовар карда, қӯшбегиро ташнеъ мекарданд. Касе, ки филҷумла ақлу идрок дорад, ба девона нисбат дода нашудани ин иснодотро медонад, чӣ ҷои ба қӯшбегӣ? Тахти Бухоро ба номи соҳиби машрӯъ, аммо ҳақиқатан ба коми Давлати Рус буд; бе ризову савобдиди Давлати Рус маъмурияти муҳимтаре ба касе ҳавола намеёфт, чӣ расад ба тахт.

Нияти генероли рус аз шаҳр набаромада, ба латоифулҳияли дипломатӣ ба корҳои дохилии Бухоро тадохул карданӣ буд. Аммо баъзе ҳамиятмандон ва кордонон дар миёнаи элчихонаи Давлати Рус ва ҳукумати Бухоро рафтуой карда, аз вазорати хориҷияи Рус хуруҷи генеролро аз Бухоро амр гирифтанд. Генерол аскарро аз даруни шаҳр бароварда, ба тахти дарвозаи Қавола манзил дод; барои эҳтимоли такрори балво, чанд гоҳ будани аскари русро дар ҳавошии Бухоро лозим донист. Чун осори ихтилоф ҳаргиз зоҳир нашуд, оқибат аскари рус аз Бухоро кӯчида, ба маркази худ рафт. Пирсиёноне, ки дуконашон тороҷ шуда буд, ба воситаи элчихонаи Рус аз ҳукумати Бухоро азъофан музоафатан амволи мафқудаи худро тазмин кунониданд.

Аз тафсилоте, ки ба боло баён ёфт, як дараҷа асбоби фитнаи шиаву сунниии Бухоро ба хубӣ маълум гардид, маъазолик, барои мухтасаран нишон додани иллати ин фоҷиа, сабабҳоро иҷмол карда, ба тартиби арқом ба зер менависам:

1) Мағрур шудани атбои кӯшбегӣ ба давлату ҳашмат ва таҳаккум карданашон ба аҳолӣ ба мутлақияти тамом. Ба ин сабаб:

2) Мутанаффир шудани аҳолӣ аз ҳукумат, ки иборат аз кӯшбегӣ буд.

3) Нуфузи куллии эрониён дар ҳукумати Бухоро ва будани хазинаву мансабҳои бузург дар ихтиёри эшон. Ба ин сабаб:

4) Душман шудани сипоҳиёни ӯзбаку тоҷик ба эрониён, хусусан ба кӯшбегӣ.

5) Душмании Бурҳониддини раис ба кӯшбегӣ ба рақобати ирсиву ҳолӣ. Ба ин сабаб:

6) Душман кунондани Бурҳониддини раис уламо ва авомро ба кӯшбегӣ ва аз фурсат ба хубӣ истифода кардани Бурҳониддини раис.

7) Зиёда мутаассиб будани уламо ва талабаи шиаву сунни мадрасаҳои Бухоро.

8) Асли сабаб: бехабар будани умуми аҳолӣ аз аҳволи замон ва сиёсати дувал ва мутталеъ набуданашон ба масоили динӣ ва иҷтимоӣ.

(Бинобар ин илқоотн олиии намоёнро ба номи дин қабул карда, ба ҳар гуна таҳлука муҳайё мешаванд).

Таассуроти худро дар ин фоҷиа назм карда будам, ки баъзеи он абётро ба зер сабт менамоям:

Инқилоби даҳру даври чарху кори рӯзгор,
Дарси ибрат медиҳад бо ҳар кӣ бошад ҳушёр.
Гар ба неъмат, гар ба меҳнат, гар ба иззат, гар ба зулл
Имтиҳонгоҳ аст моро саҳлаи дайёр навор.
Гар ба каф шуд давлати гетӣ, намебояд ғурур,
Гар ба сар шуд меҳнати олам, бибояд истибор.

Шукр мебоял, ки аз хадди шумор афзун бувад,
Неъмати Ҳақро, ки афзун аст аз ҳадди шумор.
Носипосӣ сар задад, астағфиру-л-Лоҳа-л-ъазим,
Интиқоми эздиро бурд бояд интизор.
В-он гаҳ аз он шӯъла дар як дам на тар монад, на хушк,
В-он гаҳ аз он бод дар олам на гул монад, на хор.
Чун вазид имрӯз боди бениёзии Худо,
Дар Бухоро бурд аз пиру ҷавон сабру қарор.
Фитнае афтод, зоил гашт аз танҳо шикеб,
Вақъае сар зад, ки берун кард аз ҷонҳо димор.
Фитнаи шиаву суннӣ, ки аз ин рӯ то ба ҳол,
Олами Ислом чандин бор гашта торумор.
Хонумонҳо з-ин алам ин дафъа ҳам тороҷ ёфт,
Гулъузорон з-ин ситам ин бор ҳам ғалтида хор.
Рафт ҷони як ҷаҳон бечора бар чанги аҷал,
Монд ҷисми як гурӯҳ афтода бар ханҷар дучор.
Комҳо шуд аз самуми меҳнату ғам талху шӯр.
Дидаҳо шуд аз ҳуҷуми хуни ҳасрат тангу тор.
Яъс ҳосил шуд чунон аз зиндагонӣ ҳалқро,
Ҳар кӣ бар худ дид ҳоли назъу вақти эҳтизор.
Ё Карим аз маҳзи лутфи ому фазли шомилат,
Афв кун нуқсону тақсироти моро даргузор.
Ё Ғафур, аз мо наояд пеша, илло маъсият,
Ё Ғанӣ, аз мо набошад тӯҳфа, илло ифтиқор.
То ба кай бошем дар кунҷи ҷаҳолат мустақим?
То ба кай бошем дар фикри залолат устувор?
То ба чанди рехтан хуни бародар ҷои об?
То куҷоҳо кӯфтан бар фарқи модар ҷои мор?
Худкушӣ бахри чӣ? Аз бегонагон орем шарм,
Дӯстозорӣ чаро? Аз душманон дорем ор.
Хуни мӯъмин рехтан бар мӯъминини кай шуд раво!?
Моли муслим тохтан бар муслимин кай шуд шиор!?
Муслим аз муслим саломат бошад, ин қавли расул,
Гуфтааст: "Ал-мӯъминуна ихватун" - Парвардигор.

## 8

## Асари мунозиаи мактаб ва муҷодилаи шииву суннӣ

Баъд аз ин ҳама даъвову моҷароҳо ва пас аз ин қадар такфиру талъинҳову қатлу ғоратҳо, ба умуми аҳолӣ, филҷумла, интибоҳе рӯй дод. Ҳар кас аҳволи фаҷеаи зоиларо бетарафона муҳокима мекард; сабаби ин ҳама балво нодонии аҳолӣ ва таассуби уламо буданро ба хубӣ дарку фаҳм менамуд. Дар ин хусус ҷароиди исломӣ зиёда хидмат кардаанд, ба танвири афкори мардум ва ба рафъи асбоби ин гуна фаҷоеъ кӯшиданд. Ба андак фурсат, шиаву суннӣ бародарвор ба иморои ҳаёт машғул шуданд. Ба иршоди ҷароид, сабаби аслии ин ҳама ваҳшоният сӯиидораи ҳукумату ҷоҳталошии руасо ва беинтизомии макотибу мадорис будан ба аксари аҳли басират маълум шуд. Дар ин боб, дар ҷаридаи "Вақт" ба имзои "Бухорой" хеле мақолаҳои ҷонсӯз нашр ёфта, ба хонандагон хуб таъсир кард. Аҳли хибрат ба хубӣ фаҳмиданд, ки агар макотибу мадорис ба зудӣ ислоҳ наёбад; агар идораи ҳукумат ба як тартиби муайяне надарояд; агар зулму ҳаракати худсаронаи умаро ва уламо рафъ нашавад, истиқболи сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва илмии Бухоро дар маърази заволу измеҳлол аст; ба азл (ва) насби қӯшбегӣ ва ба табдили қузоту ҳукком коре намебарояд; наҷот дар илм асту бас. Чун дар Бухоро аз таъсиси мактаб маъюсӣ пайдо шуда буд, ононе, ки интибоҳ ҳосил карда буданд, барои такмили таҳсили худ ба маркази Хилофати Исломӣ сафар карданӣ

шуданд. Аз ин ҷумла, Музҳириддин Махдум писари Бурҳон Махдуми муфтӣ ва Усмонхоҷа, ки соли гузашта ба маркази Хилофат сафар карда омада буд, Атоуллоҳхоҷа бародари Усмонхоҷа дар айёми баҳор ба Дорулхилофа сафар карданд. Ҳоҷӣ Абдуррауфи Фитрат, ки яке аз талабаҳои баруҳди Бухоро буд, ба рафоқати Муқимиддинбек, бародарзодаи Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ ба қасди таҳсил аз роҳи Эрон озими Истанбул гардиданд. (Аз ҳамин рӯз эътиборан ба зумраи маорифхоҳони Бухоро Фитрат даромад).

Баъд аз рафъ шудани фоҷиаҳои эронӣ ва бухороӣ ҳам, ҳанӯз фитнаҷӯён нахобида, дар садади эҷоди фитна буданд. Тафсил он ки: дар ҳамон сол ду-се нафар намояндаҳои ғайрирасмии рус аз Тошканд омада, ба уламои Бухоро руҷӯъ карда, пурсиданд, ки: "Оё мактаби усули савтия ва тарки ҳиҷоби занон ба шариат ҷоиз аст ё на?" (Ин суолро хуб диққат карда, муҳокима намоед). Намояндаҳои рус дар назари тараққипарварони Бухоро худро ҳамеша маориф-дӯсту тараққихоҳ нишон дода, дар вақти лузум барои кушодани мактабҳои нав ёрӣ доданро ваъда мекарданд. Аз тарафи дигар бо вуҷуди донистанашон аҳволи рӯҳияи мардум ва уламоро, масъалаи мактабро ба фатвои уламо роҷеъ медоштанд, ҳам дар дунболи масъалаи мактаб, масъалаи ҳиҷобро илҳоқ карда, истифто менамуданд. Ба ин сабаб, фитнаҷӯёни Бухоро ба тараққипарварон таарruzҳои сахт карданд, "Домулло Икром ҳамин мустафтиёнро аз Тошканд овардаанд ва ба тарки ҳиҷоб фатво додаанд" гуфта, ба домулло Икром ҳуҷумҳои сахт карданд. Ва низ

ҳамон сол аз Тошканд ду-се нафар маъмурони расмӣ омада, ҳисоби заминҳои Бухоро ва ҳусули мадохили ҳарсолаи ҳукумати Бухороро гирифтанӣ шуда, бо тасдиқи элчихона ва ризои Насруллоҳбийи қӯшбегӣ дар ҳисоби заминҳо ва мадохил шурӯъ карданд. Раиси ин муҳосибон баъд аз тамом кардани хидмати марҷӯаи худ, бо изну иҷозати қӯшбегӣ уламоро зиёрат карданӣ шуд. Ба қатори уламо, домулло Икроми муфтиро низ зиёрат кард. Табиӣ, дар вақти мусоҳибае бо уламо аз тартиби ахзи хироҷ ва ушри шаръӣ ва амсолаш сӯҳбат намуд. Баъд аз ин зиёрат уламо боз дар шӯриш омада, ба домулло Икром ҳуҷум карданд ва мегуфтанд: "Домулло Икром ба ӯлпони заминҳо (ӯлпон: иҷораи муайяна мисли хироҷи муваззаф) фатво додаанд, заминҳои милки ҳур ва вақфро дар ӯлпон дохил кардаанд...".

Ҳосил, ба амсоли ҳамин ранг гуфтугӯҳои фитнаангезона, як шаб ба ҳавлии домулло Икром ҳуҷум карда, эшон - Идрок ва Қиём Махдум номон, домуллоро ба тапонча таҳдид намуданд; лекин домулло дарро накушода аз шарри инҳо эмин монданд. Фардои он шаб домулло Дӯсти муфтӣ дар миёна муслиҳ шуда даромада, хатте ба мазмуни "аз фатвое, ки дар ҷавози усули ҷадида дода будам, руҷӯъ кардам" навишта, "агар ҳамин хатро мӯҳр накунед, шуморо уламо балво карда мекушанд" гуфта, икроҳ карданд. Домулло аз фатвояшон ба таҳдиди қатл руҷӯъ накарданашонро баён намуда, мӯҳр карданро рад карданд. Охир, домулло Дӯст ба иҷбор мӯҳри домуллоро гирифта худашон аз номи домулло мӯҳр карданд. Дар ин ҳодиса ҳукумати Бухоро чӣ кард?

шуданд. Аз ин ҷумла, Муҳиридини Махдум писари Бурҳон Махдуми муфтӣ ва Усмонхоҷа, ки соли гузашта ба маркази Хилофат сафар карда омада буд, Атоуллоҳхоҷа бародари Усмонхоҷа дар айёми баҳор ба Доруалхилофа сафар карданд. Ҳоҷӣ Абдурраууфи Фитрат, ки яке аз талабаҳои барушди Бухоро буд, ба рафоқати Муқимиддинбек, бародарзодаи Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ ба қасди таҳсил аз роҳи Эрон озими Истанбул гардиданд. (Аз ҳамин рӯз эътиборан ба зумраи маорифхоҳони Бухоро Фитрат даромад).

Баъд аз рафъ шудани фоҷиаҳои эронӣ ва бухороӣ ҳам, ҳанӯз фитнаҷӯёни нахобида, дар садади эҷоди фитна буданд. Тафсил он ки: дар ҳамон сол ду-се нафар намояндаҳои ғайрирасмии рус аз Тошканд омада, ба уламои Бухоро руҷӯъ карда, пурсиданд, ки: "Оё мактаби усули савтия ва тарки ҳиҷоби занон ба шариат ҷоиз аст ё на?" (Ин суолро хуб диққат карда, муҳокима намоед). Намояндаҳои рус дар назари тараққипарварони Бухоро худро ҳамеша маориф-дӯсту тараққихоҳ нишон дода, дар вақти лузум барои кушодани мактабҳои нав ёрӣ доданро ваъда мекарданд. Аз тарафи дигар бо вуҷуди донистанашон аҳволи рӯҳияи марлум ва уламоро, масъалаи мактабро ба фатвои уламо роҷеъ медонистанд, ҳам дар дунболи масъалаи мактаб, масъалаи ҳиҷобро илҳоқ карда, истифто менамуданд. Ба ин сабаб, фитнаҷӯёни Бухоро ба тараққипарварон таарруэҳои сахт карданд. "Домулло Икром ҳамин мустафтиёнро аз Тошканд овардаанд ва ба тарки ҳиҷоб фатво додаанд" гуфта, ба домулло Икром ҳуҷумҳои сахт карданд. Ва низ

ҳамон сол аз Тошканд ду-се нафар маъмурони расмӣ омада, ҳисоби заминҳои Бухоро ва ҳусули мадохили харсолаи ҳукумати Бухороро гирифтанӣ шуда, бо тасдиқи элчихона ва ризои Насруллоҳбийи қӯшбегӣ дар ҳисоби заминҳо ва мадохил шурӯъ карданд. Раиси ин муҳосибон баъд аз тамом кардани хидмати марҷӯаи худ, бо изну иҷозати қӯшбегӣ уламоро зиёрат карданӣ шуд. Ба қатори уламо, домулло Икроми муфтиро низ зиёрат кард. Табиӣ, дар вақти мусоҳибае бо уламо аз тартиби ахзи хироҷ ва ушри шаръӣ ва амсолаш сӯҳбат намуд. Баъд аз ин зиёрат уламо боз дар шӯриш омада, ба домулло Икром ҳуҷум карданд ва мегуфтанд: "Домулло Икром ба ӯлпони заминҳо (ӯлпон: иҷораи муайяна мисли хироҷи муваззаф) фатво додаанд, заминҳои милки ҳур ва вақфро дар ӯлпон дохил кардаанд...".

Ҳосил, ба амсоли ҳамин ранг гуфтугӯҳои фитнаангезона, як шаб ба ҳавлии домулло Икром ҳуҷум карда, эшон - Идрок ва Қиём Махдум номон, домуллоро ба тапонча таҳдид намуданд; лекин домулло дарро накушода аз шарри инҳо эмин монданд. Фардои он шаб домулло Дӯсти муфтӣ дар миёна муслиҳ шуда даромада, ҳатте ба мазмуни "аз фатвое, ки дар ҷавози усули ҷадида дода будам, руҷӯъ кардам" навишта, "агар ҳамин хатро мӯҳр накунед, шуморо уламо балво карда мекушанд" гуфта, икроҳ карданд. Домулло аз фатвояшон ба таҳдиди қатл руҷӯъ накарданашонро баён намуда, мӯҳр карданро рад карданд. Охир, домулло Дӯст ба иҷбор мӯҳри домуллоро гирифта худашон аз номи домулло мӯҳр карданд. Дар ин ҳодиса ҳукумати Бухоро чӣ кард?

Насруллоҳбийи қӯшбегӣ, ки худ хатту олам дода, намояндаҳои русро пеши домулло фиристода буд, домуллоро ба Арк даъват карда, танбеҳ кард, ки "Чаро намояндаҳои русро қабул кардед? Бояд шумо қозӣ шуда, аз Бухоро бароед ва илло ҳар рӯз як фитна эҷод мекунед" - гуфт. Домулло Икром таклифи қазоро ба сурати қатъӣ рад карданд. Ҳукумат низ аз бими сиёсати амир Абдулаҳадхон, ки он вақт дар саёҳати Русия буд, аз ин зиёда ҷуръат накард. Аммо намояндаҳои рус, ки аз як ишораташон ҳукумати Бухоро сад муаллақ мезад, дар ин масъала бетараф монданд; худ воқеас эҷод карданд. Ба сабаби ин воқеа мардум ба домулло Икром ҳуҷум намуданд, танбеҳи фитнаҷӯёнро аз ҳукумати Бухоро талаб накарданд. Ночор гуфта мешавад, ки: "Эй боди сабо! Ин ҳама овардаи туст!".

Амир Абдулаҳадхон баъд аз таскини воқеаи шиаву суннӣ озими вилояти Русия шуда буд, дар ғиёби худ ба латоифулҳиял уламо ва Бурҳониддини раисро хотирхоҳӣ мекард, аммо ба муҳокимаи соиба медонист, ки сабаби аслии ин ҳама фитна уламои мутаассибанд ва сархайли эшон Бурҳониддини раис аст. Бинобар ин, ба муҷарради авдати худ аз Русия, Мир Бурҳониддини раисро азл карда, дар Кармина ба ҷивори мазори Қосимшайх истиқомат кунонд.

Бурҳониддини раис ба муҷарради маъзул шудан, тариқи мудохана ва чоплусиро пеш гирифт. Ба ҳар кас мегуфт, ки "Ман мутлақ дар фасодҳои эронию бухорӣ дахл надорам, дар мактаби усули савтия низ муқобил нестам. Дар ривоҷ додани мактаб хаёл доштам, аммо замон мусоида накард. Ба худ аҳд кардам, ки агар бори дигар дар мансабҳои даруни

Бухоро дохил шавам, ба ривоҷи мактабу ризои тараккихоҳон кӯшиш хоҳам кард". Боре факир ба рафокати Ҳомидхоҷа Меҳрӣ ва мулло Абдулкодир Махдум - шариконам - дар Кармина ба ҳузури Мир Бурҳониддин ворид шуда будем. Мумоилайҳ биззот ба мо изҳороти фавкро кард. Аммо касе, ки ба аҳволи рӯҳияи мазбур вокиф аст, то куҷоҳо самимият доштани ин калимотро ба хубӣ медонад. Чунончи вокеоти отиёт низ ба хубӣ ба сидки ин тахмин шаҳодат дод. Чун Бурҳониддин аз риёсат маъзул гардида, аз шаҳр берун шуд, шаҳр аз фитнаву фасод як дараҷа халосӣ ёфт. Мардум аз ҳуҷуми фитнаҷӯён эмин шуда, ба осудагӣ мутолиаи ҷароид ва кутуби нофеа мекарданд. Кам-кам осори инкилоби фикрӣ ба мардум намудор шудан гирифт. Ба ҳама маълум аст, ки мутолиаи кутуби расоил аз кадом кисм, ки бошад, ба танвири афкор хидмат мекунад. Асли дард дар ин ҷост, ки дар мадрасаҳои Бухоро ба эътибори умумият, ғайр аз кироати ҳавошӣ ва муҷодилае дар дебоча, чизе намондааст. Ононе, ки ба даъвои анонийт ва фарёди "Ано воҳидун фӣ-л-илм" мезананд, ҳамаи ҳимматашон масруфи дебоча ва ҳавошист. Агар талабаҳои Бухоро ҳам мисли замони салаф, истифои кутуби мӯътабара мекарданд, ҳеҷ гоҳ аз дину дунё бехабар намемонданд. Агар сияри набиву аҳодиси шарифро истеъмол мекарданд, ба кадом сифат кобили виросати анбиё шуданро ба хубӣ медонистанд, бо сифоти ҳозира ба даъвои виросати набӣ ҷасорат намекарданд. Агар таърихи Исломро медонистанд ва ба мавриди нузули ояи каримаи "Фа бимо раҳматин мина-л-Лоҳи линта лаҳум..." вокиф мешуданд, ин

қадар ғализулқалб намегардиданд, ба бародарони муслимини худ ба линат ва мулоимат маишат мекарданд. Агар медонистанд ҳазрати пайғамбари мо (с) бо вуҷуди яқин доштанашон ба аҳволи мунофиқин дар иқрори забонии онҳо бино монда, аз доираи исломият берун накарда буданд, ҳеч гоҳ ононеро, ки "абан ан ҷаддин" мусулмон омадаанд, ба хоҳиши кайфи худ такфир намекарданд. Ақаллан "Ақоиди Насафӣ"-ро то охир ба диққат мутолиа мекарданд, такфири аҳли қибла дуруст набуданашро дониста, ақаллан мусулмонони ҳаммазҳаби худашонро такфир намекарданд. Агар расоили адабӣ ва давовини шуарои мутақаддимини форсиро истеъмол мекарданд ва танқидоти уламои беамалу машоихи беилмро дар он порчаҳои адабии ширин мутолиа менамуданд, ба танқидоте, ки дар ҳаққи уламо ва машоих дар ҷароид нашр мешавад, "таҳқири уламо шуд" гуфта, оламро ба ҳам намезаданд. Агар ба таърихи тарбияву таълим вуқуф пайдо мекарданд ва медонистанд, ки алифбои арабӣ дар асри саодати ҳазрати набавӣ ба чӣ нақш буд ва тариқи таълимаш ба чӣ тарз буд, "алиф бо лом забар ал" дар он аҳд набуд ва аз мустаҳдасоти форсиён аст, китобҳое, ки ҳозир дар макотиби мо маъмул аст, ҳама ба тадриҷ сонӣ таълиф ёфтааст, нақши хат низ ба нуқуши ҳозира табдил ёфтааст, ҳатто дар китобати Қуръони Азимушшаън ин ҳама ислоҳот сонӣ пайдо шудааст, нақши хатти қуръонӣ дар аҳди аввал ба тарзи ҳозира набуд ва инчунин аломати эъроб ва соири аломот дар аҳдҳои сонӣ барои тасҳили тиловат эҷод кардаанд, ҳеч гоҳ таълими алифбо ба усули савтиро сабаб гардонида, фирқаеро ало-рууси-л--

ашҳол такфир намекарданд. Агар медонистанд, ки уламои мутақаддимин ба хунҳои ҷигар забони аҷонибро омӯхта, он ҳама ҳикмати юнониёнро ба забони араб тарҷума намудаанд, ба муҷарради омӯхтани забони русӣ касеро такфир намекарданд. Агар дар асри саодат ба чӣ тарз будани либоси аҳли Исломро медонистанд, ин ҷомаҳои васеи ала байдоғи остиндарози зеҳкалонро лозими ғайримуфорики мусулмонӣ напиндошта, ба сабаби пӯшидани либоси танги остинкӯтоҳ, мардумро аз доираи исломият берун намешумурданд. Агар тиҷорат кардани ҳазрати пайғамбари мо алайҳиссаломро ва ба дастранҷи худ таъмини маишат намудани ҳазрати Умар ва ҳазрати Имоми Аъзам ва соири бузургони динро - разия-л-Лоҳу Таъоло анҳум - медонистанд, ризқи худро мавқуфи авқоф ва тарики таҳсили онро убудият ба дари қозихона гумон намекарданд. Агар амсоли китоби "Эҳёу-л-улум" ва "Кимиёи саодат"-ро мутолиа карда, нишонаи уламои сӯъ аз ин ҳаштсад сол пешро аз забони мисли Имом Ғаззолӣ одами сиқа ёд мегирифтанд, дар ҳаққи худ ин ҳама ҳусни занни карда, фирефта намешуданд. Агар дар қурби асри саодат, барои тафрики ҳадиси саҳеҳ аз мавзӯъ чӣ қадарҳо хуни ҷигар хӯрдани Имом Муҳаммад ибни Исмоили Бухориро мешуниданд, ҳар "қола-н-набӣ..."-и пушти китоберо ҳадис гуфта, иддао намекарданд. Агар шарофати Бухоро аз амсоли Имом Муҳаммад Исмоили Бухорӣ буданро медонистанд, дар (байни) 30 нафар "Саҳеҳ"-хони Арки Олӣ, ақаллан як нафар мутахассис дар "Саҳеҳи Бухорӣ"-ро ёфта қайд мекарданд. Агар ба қазияи "шарту-л-воқифи ка насси-

ш-шоръ", ки дар аксари мавориди дастовези эшон аст, ҳақиқатан яқин медоштанд, барои истеҳқоқ пайдо кардан ба "Даҳяк"[1] ба ҳифз кардани ду-се сатр, ду-се сарфасл ва боб иктифо намекарданд, ақаллан дар ин боб аз ришва додан ва ришва гирифтан ибо менамуданд. Агар ояи каримаи "Фа ман баддалаҳу..."[2]-ро бадиққат тиловат мекарданд, ҳуҷраҳои мадрасаҳои вақфро мисли мулки холиси худ хариду фурӯш намекарданд; ё дар ҷавоби касоне, ки эшонро аз ин байъу шарои шанеъ манъ карда, ба тарафи ҳукми ояи каримаи мазкура даъват мекунад, мазмуни ояи каримаи: "Ҳасбуно мо ваҷадно алайҳи обоано"[3] ва "Инно лафӣ шаккин миммо тадъунано илайҳи мурибин"[4] намегуфтанд. Ақаллан бешармона иддаои ҷавози шаръии ин феълро наменамуданд. Хулоса, агар талабаи Бухоро ба мутолиа шавқ медоштанд, осори нафиси қадимаро аз китобхонаҳои Бухоро, ки алъон аксараш ҷои айшу нӯши махдумон аст, парешон шуда, ба китобхонаҳои Фарангистон намерафт, ё ба сандуқи касоне, ки феҳристи ин китобҳоро намехонанд, ё хонда наметавонанд, маҳбус монда, аз истифодаи толибон маҳрум намегардид. Ва ало ҳоза-л-қиёс...

[1] Даҳяк - вақфи махсус аст, ки шарташ донистани тамоми "Ҳидоя"-и шариф аст. - Муаллиф.

[2] Аввали ояти 2:181 ва тарҷумааш чунин аст: "Пас ҳар кӣ онро бадал кунад..." - Муҳаррир

[3] Аз ояти 5:104 ва тарҷумааш чунин аст: "Барои мо он чӣ, ки падарони худро бар он ёфтаем, бас аст" - Муҳаррир.

[4] Аз ояти 14:9 ва тарҷумааш чунин аст: "Ҳамоно мо аз он чӣ моро ба он мехонед, дар шубҳаи қавӣ ҳастем" - Муҳаррир.

Дар миёни фузалои Бухоро чанд нафар ашхоси мӯҳтарам ёд дорам, ки бо вуҷуди бехабар будинашон аз адабиёти ҳозира ва ҷароиди явмия, дар масоили воридаи ҳодиса бетарафона ва мунсифона иҷрои фикр мекарданд. Чун дар тарҷумаи аҳволи ҳар кадоми ин ашхос таammуқ менамудам, дармеёфтам, ки умрашонро фақат ба дебоча сарф накарда буданд, балки ба замми он, ки кутуби мутадовилаи илмиро татаббӯъ кардаанд, дар адабиёти Ислому тароҷими аҳволи риҷол ва соири ҷузъиёти улум хавз намуда, баҳраи комил дарёфтагӣ буданд. Бинобар ин гуфта мешавад, ислоҳи аҳволи талаба ва мадорис аз аҳамми зарурият аст. Бе ислоҳи эшон ҳар ташаббусе, ки карда шавад, кам натиҷа медиҳад, ё натиҷа намедиҳад. Ислоҳи аҳволи талаба ва мадорисро бар наҳҷе кардан лозим аст, ки умри талаба дар мадраса абас нагузарад ва тариқи таълимро бар вазъе таъсис кардан лозим аст, ки ба таъсири он талаба муҳибби илм, ошиқи маориф ва ҳариси мутолиа шаванд.

Чун дар Бухоро расман ба кушода шудани мактаб ҳанӯз умедворӣ набуд, Мирзо Абдулвоҳид барои машғулӣ ва барои ҳифзи ҳуқуқи худ аз тааррузи мутаассибон ба мирзохонаи Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ба хидмати нависандагӣ муқайяд шуд. Соири тараққихоҳоне, ки дар Бухоро пайдо шуда буданд, ҳар кадоми инҳо ҳам ба корҳои хусусии худ машғулӣ карда, ба ҳар муносибат ба танвири афкори мардум ва нашри ҷароиди ворида дар Бухоро кӯшиш мекарданд. Ба ин муносибат рӯз ба рӯз осори интибоҳ дар Бухоро зиёда мегашт. Махдумони ҷавон ва олимзодагони кибор аксарӣ ба тадриҷ ба тарафи

тараққӣ ва таҷаддуд майлон мекарданд. Дар фасли тирамоҳи санаи 1328 Мирзо Сироҷи Ҳаким писари Мирзо Абдурrауф аз сайру сафари чандсолаи Аврупо ва Осиё баргашта, дар хонаи худ ба Бухоро истиқомат кард. Мумоилайҳ ҷавони фозил, боҳамият, донишманд буд. Аз вуруди ин шахс ба ҷамоаи тараққипарварони Бухоро хеле қувват пайдо шуд. Мирзо Сироҷи Ҳаким дар хонаи худ ба тарзи Аврупо мағозаи давофурӯшӣ ва дастгоҳи табобат кушода, мардумро ба тарзи нав табобат мекард, ба ин муносибат илқои фикр намуда, ба танвири афкори мардум мекӯшид. Имсол тоторон Қорӣ Исмоил ном муаллимро оварда, мактабашонро ба Говкушон давомат кунонданд. Аҳолии Бухоро низ фарзандонашонро ба тариқи ғайрирасмӣ ба мактаб оҳиста-оҳиста қайд мекарданд.

Чунончи дар боло баён ёфт, чун амир Абдулаҳад Бурҳониддини раисро азл карда, сахт гирифт, дигар фитнаҷӯён имсол дар мактаб муқобилат намекарданд. Лекин ҳамеша мустаидди муқобилат буда, ба фурсати мусоид интизорӣ мебурданд. Чун рӯзномаҳо аз аҳволи сиёсӣ ва идории ҳукумати Бухоро ва аз аҳволи илмиву адабии мадрасаҳои Бухоро баҳс мекарданд, дар байни рӯзномахонон масъалаҳои илмӣ бо масъалаҳои сиёсӣ махлутан музокира меёфт. Душманони мактаб аз ин ҳол истифода карданӣ шуда, махфиёна, лекин ба камоли ҷиддият ба кор шурӯъ карданд. Муонидони мактаб ҳар рӯз ба ҳар восила ба амиру вазир ва давоири ҳукумат аз тараққипарварону мактабхоҳон сиоят мекарданд ва мегуфтанд: "Агар мактаби нав ривоҷ гирад, ба андак фурсат аҳолӣ толиби ислоҳоти идораи мамлакат мешаванд ва дар истиқлоли

ҳукумат садама мерасонанд; машрута мехоҳанд; мисли Истанбул маҷлиси мабъусон мекушоянд ва казову казо". Ба элчихонаи ҳукумати Рус низ аз ҳамин қабил донусҳо ва сиоятҳои сиёсӣ мекарданд ва мегуфтанд, ки "тараққихоҳон ба ҷавонтуркон робита доранд; дар иттиҳоди Ислом хидмат мекунанд ва казову казо". Ва ҳол он ки дар байни тараққипарварону мактабхоҳон аслан фикри сиёсӣ набуд, ғаразашон фақат ислоҳи мактаб буд.

Оқибат, ба таъсири ин шикоятҳои хоинона ва сиоятҳои ҷониёна, ҳукумати Бухоро бо элчихонаи Рус иттифоқ карда, фармон ва маъмур бароварда, ба авлиёи атфоли бухороӣ супориши сахт дод, ки фарзандонашонро ба мактаби тоторон нагузоранд. Ҳукумати Бухоро манзилро низ аз мактаби тоторон тахлия кард. Аҷабтар он, ки баъзе аъзои элчихонаи Рус ҳанӯз ба тарики ғайрирасмӣ ба баъзе тараққихоҳон ваъда медоданд, ки: "Иншоаллоҳ дар иҷрои макотиби нав кӯшиш хоҳем кард, муқтазои инсоният ва маданият чӣ ки бошад, аз аҳолии Бухоро дареғ нахоҳем дошт". Аҷобати дигар ин, ки ҳанӯз баъзе соддалавҳон ин лотоилотро бовар мекарданд ва аз элчихона умеди муовинат доштанд. Касе, ки ба аҳволи ҳукумати Бухоро воқиф аст, ба хубӣ медонад, ки ин мавоиди аъзои элчихона дар ҳаққи мактабхоҳон истеҳзои маҳз аст. Зеро ҳукумати Бухоро бе ризо ва савобдиди элчихона дами оберо намеошомид, чӣ ҷои он, ки амр ё маслиҳати самимонаи элчихонаро рад кунад. Пас маълум мешавад, ки ваъдаи муовинати элчихона дурӯғи сирф ва риёи маҳз аст.

Чун хондани бухороиён ба мактаби тоторон мамнӯъ шуд, Мукаммилиддин Махдум писари Бурҳон Махдум, ки чанд гоҳе ба мактаби тоторон муовинӣ карда, ба тарики таълим, филчумла, вукуф пайдо карда буд, дар хонаи худ ду-се нафар атфоли акрабо ва аҳбоби худро ҷамъ карда, махфиёна таълими хатту савод карда, Қуръон ёд медод (Оҳ, ба чӣ рӯз омад аҳволи Бухоро, Қуръони Азимушшаънро маҷбурем, ки махфиёна хонем ва ёд диҳем. Ин кор дар ҳеч ҳукумати куффор нест. Ин аст аҳволи асаф-иштимоли ҳукумати Бухоро! Ин аст манбаи илми шариат будани Бухоро!...).

## 9

## Вафоти амир Абдулахад ва ҷулуси амир Олимхон

5 Муҳарраму-л-ҳароми санаи 1329 ҳиҷрӣ шаби панҷшанбе амир Абдулаҳадхон дар Кармина ба Ҷорбоғи Хайробод, ки ба тозагӣ таъмир ёфта буд, марҳум шуд. Валиаҳди аморат Мир Олимхон рӯзи ҷумъа, 6 Муҳарраму-л-ҳаром аз Кармина ба Бухоро омада, идораи мамлакатро ба дасти худ гирифт. Чун симои сиёсӣ ва идории амир Олимхон ҳанӯз ба умуми аҳолӣ маълум набуд, ҳар кас дар андеша буд, ки оё ин амири ҷавон мамлакатро чӣ гуна идора мекарда бошад? Хусусан фиркаи тараккипарварон дар ҳаракоти амир бесаброна мунтазир буданд. Амир то рӯзи ҷулус ба аркони давлати худ мисли Насруллоҳбийи қӯшбегӣ, Муҳаммадюнусбий, Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ ва Мулло Озодбийи додхоҳ, маслиҳат ва машварат карда, ба савобдиди элчихонаи Рус як фармон ҳозир кард. Мазмуни фармон пеш аз нашр кардани расмӣ, аз давоири ҳукумат ба тариқи ғайрирасмӣ тарашшӯҳ карда, ба дилҳои маъюс умед, ба ҷонҳои маҳзун навид медод. Фармони ҳозиршударо "Оё табъ карда, ба аҳолӣ нашр карда шавад, ё як нусхаи дастнавис карда, ба рӯзи ҷулус хонда шавад?"-гуфта, аркони ҳукумат мунокиша мекарданд. Мирзои Урганҷӣ ба табъу нашри фармон ба иноду исрори тамом муқобилат кард. Оқибат ба нусхаи дастнавис иктифо карданд (мумониат кардани Мирзои Урганҷӣ ба табъи фармон, симои сиёсиашро

ба хубӣ нишон медиҳад). Хулоса, рӯзи ҷулус расид. Уламо, умаро ва аъёни мамлакат бо аркони элчихонаи Рус дар Арки Бухоро ҳозир шуданд. Расми ҷулусро ба одат ва одоби миллӣ омода намуданд, фармони мазкурро ба ҳузури ҳозирин Мирзои Урганҷӣ ба пой истода хонд. Мазмуни фармон хулосатан ва маолан бад-ин қарор буд: "Ҷаноби олӣ, рафоҳ ва осоиши умуми аҳолиро самимона мехоҳанд, барои саодати раият ва ободии мамлакат ба авни илоҳӣ саъю кӯшиш мекунанд. То ҳол қозиён, ки ба дарбори амир соле чанд бор тортуқ ва пешкаш мефиристоданд ва ба аҳли дарбор таоруф ва ҳадя (ба иборати дигар ришва) медоданд, баъд аз ин ба куллӣ марфӯъ ва қатъӣ мамнӯъ аст. Чун қозиён аз ин масориф муоф шуданд, лозим аст ба ҳоли фуқаро ва раоё тараҳҳум карда, дар мавориди васоиқ ва хутути ибро зиёдаталабӣ нанамоянд, мулозимону навкаронашон низ аз фарсахпулӣ зиёда (фарсахе сеюним тангаи Бухоро) нагиранд. Ҳар кас, ки аз ин фармон таҷовуз кунад, маъзул ва масъул хоҳад шуд. Ҳиссату-л-хироҷро, ки то ҳол аз даҳ чор гирифта мешуд, баъд аз ин аз даҳ се гирифта шавад. Моҳиёнаи сарбоз ва соири маошгирони дарбори ҳукумат аз уламо ва умаро ва сипоҳ, баъзе ним ҳисса, баъзе як ҳисса, баъзе ду ҳисса зиёд карда мешавад" (Дар асли фармон қадри зиёд ном ба ном муайян буд). Ҳарчанд дар фармон аз таъмими маориф ва ислоҳи макотиб ҳарфе набуд, маъазолик маорифхоҳон ба қатори умуми аҳолӣ аз ин фармон зиёда мамнун буданд, тағайюру табаддули одоти кӯҳнаи дарбори амирро фоли хайр медонистанд. Ба таъсири ҳамин умедвориҳо буд, ки Мирзо

Абдулвоҳиди Мунзим моддаи таърихи ҷулусро "Тараққӣ миллати Ислом ёбад" = 1329 навишта буд. Абдуррауфи Фитрат таърихи ҷулусро аз Истанбул "Таърихи даври салтанатро мунавварон - Асбоби интибоҳи Бухоро - навиштаанд" = 1329, таҳрир карда, фиристода буд. Мазмуни фармон ва нусхаи онро дар атрофи мамлакат ва ба шӯъботи ҳукумат ва ба қозихонаҳо мамҳур ба мӯҳри амир карда фиристода, иҷрояшро супориш карда шуд. Мазмуни фармон дар бозорҳои туманот ва вилоёт ба воситаи ҷорчиён - мунодиён ба умуми аҳолӣ эълон карда шуд. Умуми аҳолӣ аз ин фармон зиёда мамнун шуда, гурӯҳ-гурӯҳ дар ҳаққи амири ҷавон дуо мекард. Рӯзҳои ҷумъа, махсусан, барои зиёрати амир аз атроф ба Бухоро омада, дар роҳи масҷиде, ки амир ба намози ҷумъа мерафт, ба овози баланд, баъзан бо гиряи шодӣ дуо мекарданд. Ду-се моҳи аввали ҷулус бо ҳамин қабил тантанаҳо ва шодмониҳо гузашт. Аз мундариҷоти фармони рӯзи ҷулус зиёда кардани маоши вазифахорони ҳукумат аз мулло, сарбоз ва сипоҳ ба амал омад. Қозиҳо аз тортуқ кардан ба амир мамнӯъ шуданд. Аммо рӯҳ ва маънои ҳақиқии фармон, ки иборат аз рафоҳияти умуми раият ва ба ифоқа омадани қозиён ва маъмурони ҳукумат аз ҳаракати худсарона ва маҷнунона бошад, ба феъл наомад, балки худсарии арбоби ҳукумат аз аввал бадтар шуд. Тафсил он, ки баъд аз нашри фармони ҷулус ононе, ки аз хизонаи ҳукумат моҳиёна ва солиёна маош мегирифтанд ва ғайр аз улуфаи муқарарӣ ва муайян. чизе мадохил надоштанд, бинобар зиёд шудани маошашон биттабъ хурсанду шодмон ва шокир

буданд. Аммо он маъмуроне, ки асли мадохилашон номуайян, лекин ба қадри тавонистанашон ба тариқи ғайримаҳдуд аз фуқарову раия меситониданд, аз ин фармон бисёр ошуфтанд; маъазолик аз тарси бозхости амир дар аввали ҷулус, аламии ризояшонро аланан изҳор намекарданд, лекин худро ба унвони хайрхоҳи ҳукумат ба қалам дода, ба ин тариқа идораи лисон мекарданд: "Манъи тортуқ ва пешкаш харчанд ба ҳоли раия тараҳҳум аст, аммо сабаби касри шавкат ва ҳашмати подшоҳист. Подшоҳони Бухоро аз соири мулук ба дабдаба ва асосаи тортуқ ва пешкашҳои дарбор имтиёз доштанд. Ҳар субҳ, ки ба дарбори амир мерафтем, медидем, ки чанд асб ва бугча маъа абзолу чабдӯғи тилло мунтазири қабули ҳузури ҳумоюн шуда, саф кашида меистод. Дар муқобили ин тортуқҳо ҷомаҳои рангорангу хилъатҳои гуногуни табаррукӣ аз тарафи амир эҳсон ва марҳамат мешуд, ки шаъну шавкати дарборро дуболо мекард. Акнун ҳайф, ки аз он тантанаҳо асаре намонд. "Он Мисри салтанат, ки ту дидӣ, хароб шуд". Асли мақсади ин гурӯҳ ин буд, ки вақте ки тортуқ мамнӯъ шавад, ночор пул гирифтани ғайримаҳдуд аз фуқаро низ мамнӯъ мешавад. То ҳол, ба ҳар васила "Мо ба амир тортуқ мекунем, харочот дар хона дорем" гуфта, ба ҷабру зулм ҳар қадар ки тавонанд, аз раия меситониданд. Баъд аз он, ки тортуқ мамнӯъ шуд, бояд бо харҷи хусусии худ қаноат кунанд ва ба зиёдаталабӣ баҳона намемонад. Лиҳозо, аз он ҳама мадохили ғайримаҳдуд маҳрум мемонанд. Аҳли дарбор низ кӯшиш мекунанд, ки расми пешкаш боз ҷорӣ шавад. Зеро ҳар кас, ки ба амир тортуқ мефиристонад, аҳли дарборро низ

бенасиба намегузорад. Агар тортуқ мамнӯъ бошад, ҳукком ва қузот ба дасти аҳли дарбор камтар меафтанд. Аз аркони ҳукумат танҳо Насруллоҳбийи қӯшбегӣ дар манъи тортуқ истодагӣ кард. Маъмурон ва қозиён ба баҳонаҳои аҷиб як бор тортуқ карданро изн мехостанд, аммо қӯшбегӣ ризо намедод. Баъзе аз қозиён ба баҳонаи тӯи писар ё духтари худ бе изни қӯшбегӣ тортуқ мекарданд, амир беибо қабул менамуд. Аз ин ҳаракоти амир маълум шуд, ки амирро азмеву иродае набудааст. Ҳар фармон, ки содир шавад, ба ҳолати фармоне ба коғаз мемондааст. Некии амир танҳо ин будааст, ки кори хайреро агар мунтасибини дарбор илқо кунанд, ҳукм медодааст; бамаврид ё бемаврид ба инъому эҳсон муҳайё будааст; ба пулу чиз ҳарис набудааст; аммо маъмурон чӣ кор мекунанд? Қозиён ба раия чӣ муомила менамоянд? Оё фармонҳои содиршуда ҷорӣ шуд ё не? Ин ҳоким ё қозӣ чаро акси фармони дирӯзаро кард? Аҳли дарбор ба ҳукком ва қузоти атроф чӣ робита доранд? Дар садади таҳқиқу тафтиши аз ин қабил масъалаҳо набудааст. Ба ибораи мухтасар, шахси амир "ло хайруҳу юрҷо ва ло шарруҳу юхшо" будааст. Дар ҳамин сурат маъмурону қозиёне, ки устухонашон ба хуни раия сахт шуда буд, (ҳар) чӣ мекарданд, карданд. Аз қозиён ононе, ки дар зулму бедод иноду исрор доштанд, камо фи-с-собиқ дар ҳаракоти худ давомат варзиданд. Лекин дар пеши ҳар содиру ворид ва ояндаву раванда шикоят мекарданд, ки "Ҷаноби олӣ тараҳҳум ба раия карданро амр фармуданд, акнун раиягон сари итоат надоранд. Мадохиле, ки аз мурофиот ба тиби хотири раия ҳосил мешавад, ба харҷ

намерасад. Раия наметарсад, ҳукмро қабул намекунад. Вақъ ва эътибори қузоту маҳкамаи шаръӣ дар назари раия поймол шуд ва қазову қазо". Чун ҳаракоти худсаронаи инҳо (монанди) об ба хошок рафт ва мавриди муохиза ва бозхости подшоҳӣ нашуданд, боқимондагоне, ки аз бими муохиза ба ҷавр ҷасорат надоштанд, низ далер шуданд. Дар муддати панҷ моҳ баъд аз ҷулус мисли собиқ, балки бадтар аз он, дар моли раия ва айтом дароздастӣ кардан гирифтанд. Арбоб ва оқсаққолони раия, ки нонашон аз дари ҳукком ва қузот равғанӣ мешуд, ба қозиён ва ҳокимон роҳбарӣ карда, хонаи раияро тороҷ мекарданд. Раия аз камоли ҷаҳолат ва нодонӣ ихтиёрашро тамом ба дасти оқсаққол ва кадхудои худ дода буд, ба тӯҳмат ё ба воқеӣ, агар бар сари раия ҷанҷоле ва даъвое меомад, танҳо илтиҷогоҳаш кадхудои деҳ буд, ки шарики қозиву ҳоким аст. Агар ба тариқи нудрат баъзе қозӣ пайдо шавад, ки ба раия тараҳҳум кунад, ба табъи оқсаққолон мувофиқ намеафтод. Зеро вақте ки қозӣ аз раия пули кам гирад, табиӣ, ба арбоб ва оқсаққол саҳм намерасад, ё кам мерасад. Бинобар ин кадхудоён фаврӣ асбоб сохта, чанд нафар раияро ба додхоҳӣ аз ин қозӣ ба пеши амиру вазир мефиристоданд ва дар садади азли он қозӣ мешуданд.

Дар он замон яке аз қозиён, ки ба фақир робитаи ошноӣ дошт ва, филҷумла, изҳори адолат менамуд, ба фақир мактубе навишта буд. Барои ээоҳи аҳволи он замон баъзе фиқраи он мактубро айнан ба зер менависам:

"...Дар ҳамин замон фуқародорӣ зиёда мушкил шуда монд. Ҷузъиёти бисёр дорад, ба шарҳ барнаояд.

Маъазолик шиддати гармии ҳавои ин вало ва касрати машғала ва калло-балло ва қиллати ҳавохоҳону соҳиброзон, билкуллия маро аз кор баровард, бисёр зўрӣ кард, лоҳаззиҳои гуногун ориз шуд. Ҷаноби олӣ таъйиноту таъкидот дар ваҷҳи умуроти фукародорӣ карданд, ҳоло ҳам карда истодаанд, аммо дигар кордорон мутлақан эътиное намекунанд. Ман музтар ва ҳайронам. Кардани ман, ки ба ҳеч ҷое намерасад, маъазолик карданӣ шавам, намехоҳанд ва намемонанд. Аз ин ҷиҳат зиёда ба танг омадаам. Дигар чӣ гўям...".

Ин аҳволе, ки баён ёфт, дар Бухоро ва тумaнотy вилоёти наздики Бухоро буд, аммо дар ҳавошии дури мамлакат, мисли Ҳисор, Кўлоб, Балҷувон, Қаротегин, Дарвоз фармони ҷулус асаре набахшида буд. Балки аз ҳилми амир истифода карда, ҳукком ва қузоти он атроф ба ҷавру бедод яке бар даҳ афзуда буданд. Аксари ҳуккому атбои ҳуккоми он тараф, ғасбан 20-30 нафар духтарони муслиминро ба унвони духтархона бо худ медоштанд. Ғайри пулҳое, ки бамавқеъ ё бемавқеъ аз раия мегирифтанд, масорифи маишати худро ҷинсан андоз карда, меситонданд. Билҷумла, раоёи он тараф бо духтару писар ва зану фарзанд (ва) молу ҷони худ тамом асиру мамлуки ҳокимон буданд. Авлиёқулибек вақте ки аз ҳукумати Ҳисор маъзул шуда омад, ба унвони духтархона тақрибан 30 нафар духтарони болиғаи раияро ҳамроҳи худ овард, аммо молу ашёву нуқудаш аз ҳадди ҳасри муҳосибони Бухоро берун буд.

Аҳолии Қаротегин ва кўҳистон аксарӣ барои таъмини маишат ва имрори ҳаёти худ дар Туркистони Русӣ рафта, ҳаммолӣ, мардикорӣ ва саройбонӣ

мекунанд; як сол-ду сол кор карда, дорои маблаге, ки шуданд, муҳаббати ёр (-у) диёр ва хешу табор ба дилашон дар ҷӯшиш омада, ба ватани маълуф рафтанӣ мешаванд. Ҳамин ки аз хоки Фарғона хориҷ шуда, ба ҳудуди Қаротегин дохил мешуданд, закотчиёни ҳудуд, ба унвони закот аз ашё ва амволу нуқудашон ба қадри дилхоҳ мегиранд. Дар байни ашёашон ягон порча қумоши хубтар ёфт шавад, "Ин ба миру ҳоким, ё ба бегиҷон даркор аст" гуфта, ба ғасб меситонданд. Муздури бадбахт бо бақияи амволу ашёаш ҳамин, ки дохили хона мешавад, маъмурон ва навкарони ҳоким ба дастёрии кадхудоёни деҳ ҳар рӯз ба сараш як даъво эҷод мекунанд, дар андак фурсат ба харҷи мурофиа ва хидматона ва ҷурмона бору будашро ба яғмо мебаранд. Ҳосил, муздури фалакзада, ҳанӯз ба хонаи худ ҷо гарм нокарда, боз тарки ёру диёр намуда, "ҳубби ватанам, чиқорди кӯтанам" гӯён, сари худро ба Фарғона мегирад.

Ин бечорагон, ки дар Туркистони Русӣ дар байни мусулмону рус ба садоқат ва истиқомату амният, муҳаббати ҳамаро ба худ ҷалб кардаанд, дар ватани худ барои ҳусули кайфи ҳокимон ба дуздиву бадкирдорӣ ном мебароранд. Касе аз аҳли Қаротегин хоҳад, ки модар ё зану фарзанди худро гирифта, азми Туркистони Русӣ намояд, маъмурони ҳукумат монеъ мешаванд. Зеро медонанд, ки ҳар гоҳ ин мард дилбастагони худро гирифта аз ин диёр биравад, дигар то қиёмат нахоҳад омадан ва ҳукумат аз мадохили бузурге маҳрум хоҳад монд.

Ширкати роҳи оҳани Қаршӣ ва Тирмиз дар вақти таъмири роҳ аз ҳукумати Бухоро хоҳиш кард, ки мардумони муздури аҳолиро хабар диҳанд, ки ҳар кас

ба тиби хотир хоҳиш дошта бошад, омада ба роҳи оҳан хидмат кунад ва мувофиқи урфу расм музд гирад. Амир ба ҳокими Қаротегин - Мирзо Неъматуллоҳ супориш намуд, ки ба аҳолӣ хабар диҳад, "Ҳар кас, ки ба хушии хотир толиби мардикорӣ бошад, омада, музд гирифта ба роҳи оҳан кор кунад. Таҳияи сафар ва озуқаи роҳи оянлагонро аз ҳамон ҷо муҳайё карда, фиристода шавад". Ин фармони амир, бешубҳа, раиятнавозӣ буд. Як вазифаи муҳиммаи ҳукумат ба раияи бекор кор ёфта дода, эшонро аз қайди фақр ва бечизӣ халос кардан аст. Нияти амир низ, бешак, ҳамин буд. Мардумони Қаротегин аксарӣ бекору толиби мардикорианд. Аммо ҳоким ин фармонро сӯиистеъмол карда, дар фикри таъмини як мадохили тоза барои худ шуд. Аввалан аз тариқи мардикорӣ ва музди он ва масорифи сафар ба аҳолӣ тафсилоте надод, балки мардикориро мисли хидмати аскарӣ ба назари аҳолӣ маҷбурӣ нишон дода, мӯҳтарамтарин аҳолиро барои рафтан ҷабр кард. Аҳолӣ аз ин кор дар ваҳшат афтода, барои халоси худ чора ҷустанд. Тибиӣ, роҳи муайян барои наҷоти эшон пораву ришва буд. Ҳар кас чизе, ки дар бисоти худ дошт, дода, гиребони худро халос мекард. Оне, ки чиз надорад, лекин ҷавониву қувват дорад ва умеди баъд аз ин пул ёфтан дорад, қарз карда дода, худро халос кард. Ононе, ки на пул доштанд, на қувват, пири мафлуки маъюб, ғайр аз рафтану қабули ҳукм чорае надоштанд. Хулоса, як ҷамоаи мафлукро бе тӯшаву зоди роҳила, гуруснаву ташна, пиёда дар ҷилав андохта, навкарони мусаллаҳи савор мисли рамаи гӯсфанд ба тарафи хоки Фарғона ронданд. Каси бисёре аз ин фалакзадагон аз

шиддати гуруснагӣ ва заъфи бадан дар роҳ талаф шуданд. Боқимондагон ба ҳолати табоҳе дохили хоки Фарғона шуданд. Аксарӣ маризу алили қариб ба мавт буданд. Баъзе инсониятпарварон ҳоли хароби инҳоро мушоҳида карда, аҳволи эшонро ба губернатори Рус маълум карданд. Ҳукумати Рус аҳволро ба амир навишта, башиддат танбеҳ кард, амир аз мардикории эшон гузашт. Аммо ҳамон қадар зулму белодии ҳокими Қаротегин бе ҷаримаву ҷазо монд, касе муохизааш накард. Билъакс, дар соли дигар ин золим дар мартабаи баланде тараққӣ карда, дар Шаҳрисабз, ки яке аз вилоёти ободи мамлакати Бухорост, волӣ насб шуд. Ин аҳволе, ки дар ин дафтар сабт ёфт, нодиру қалилулвуқӯъ нест. Ҳаррӯза амсолаш ба вилоёти кӯҳистон воқеъ мешавад ва ба аксари аҳолии Бухоро ин ҳол маълум аст, маъазолик касе эътиное намекунад. Гумон мекунам, ҳар кас, ки заррае нишонаи исломият ва инсоният дошта бошад, ба шунидани амсоли ин аҳвол тоқат карда наметавонад, чӣ ҷои он ки ҳаррӯза ба чашми худ бинад. Ба ҳар ҳол, дар навиштани ин аҳвол тоқати ман тоқ мешавад, ларза дар аъсобам афтода, қуввати қалам рондан намемонад. Намедонам, ки фақир фавқулодда рақиқулқалб афтодаам, ё дили дигарон аз сангу оҳан аст?

Дар вилоёти кӯҳистон ҳам мисли соири вилоёти Бухоро, калоншавандагону номдорон шарику саҳими ҳоким ва амалдори ҳукуматанд. Аз торочи амволи раия, аз "гов гадуде" ҳаққуссукут ба эшон ҳам мерасад. Аммо баъзе аз бузургон ё муллоён, ки ба софияти кӯҳистонӣ боқӣ монда, ахлоқашон фосид нашуда бошад, дар садади додхоҳиву ҳимояти мазлумин

меафтанд. Аммо ҳамин, ки эшон дар коре мудохила карданд, фаврӣ ба унвони осӣ ва ихтилолчӣ ба қалам дода, ҳоким эшонро мағлулан ба Бухоро мефиристонад. Табиӣ, мувофиқи арзи ҳоли ҳоким ҷазо дида, умре ба Бухоро маҳбус ё ба шаҳри дигаре матруд мемонд. Фақир яқин дорам, ки аз ин тафсилот, шахси амир хабар надорад ва дар садади тафтиш ҳам нест. Ононе, ки аз аҳли дарбор медонанд, шарики заламаанд ва ба амир хабар нахоҳанд дод. Билфарз агар амир таҳқиқ карданӣ шавад ҳам, боз ҳақиқат мастур мемонад. Зеро воситаи таҳқиқ ҳамон маҳрамони дарборанд, ки таъмини маишаташон аз ҳукком аст.

Ба дарбори амир як расм матрук шуда буд, ки ба шарафи ҷулуси амири ҷавон дигарбора эҳё ёфт. Расм ин буд: қозиву раисони туманот ҳар сари моҳ ба рикоби амир ҳозир шуда, се рӯз истода бо изни амир боз ба сари маъмуriяташон мераванд. Дар замони собиқ ин омадурафт манофеи бисёре ба раиядорӣ дошт. Дар зарфи як моҳ ҳар қадар мурофиае, ки ҳал ношуда монда бошад, ё яке аз муддаиву муддаоалайҳ изҳори адами ризоят ба ҳукм дошта бошад, дар ҳамин се рӯз дар ҳузур ба риёсати амир дар иҷтимои қузот ҳаллу фасл меёфт. Аз ин ваҷҳ мадрасаи махсус дар дохили Арки Олӣ буд, ки ба ҳуҷуроти он мадраса қузот се рӯз истиқомат карда, истифои кутуби фиқҳия мекарданд.

Аз кутуби нодира, ки аз барои ҳамин маслиҳат дар кутубхонаи он мадраса аз тарафи подшоҳӣ муҳайё карда шуда буд, қузот истифода менамуданд. Дар авохири аҳди амир Музаффар ин мадрасаро аз ин ҷо ба тарафи Хиёбон нақл доданд. Омадурафти қузот

мунҳасир ба саломи амир ва ба зиёрати аҳли дарбор монд. Чун амир Абдулаҳад аксари авқоти худро дар Кармина мегузаронд, табиӣ, сари моҳ омадани қузот ҳам барҳам хӯрда буд. Чун ин расм ба аҳди амири навҷавон эҳё шуд, омадурафти қузот ба аҳли дарбор сабаби як машғалаи бузург ва як манбаи мадохил гардид. Ҳар сари моҳ, ки қозиён ба рикоб меоянд, аҳли дарбор аз машкоб гирифта то нақорачӣ, аз ясовул то саис, аз худайчӣ то мирзо ва мулозимони эшон, ба унвони "олуқ" аз ин қозиён пул мегиранд. Ҷанобӣ олӣ барои кам кардани харҷи қузот ва ба ин сабаб кам гирифтани қузот аз фуқаро амр карда, тортуқро манъ карда буданд. Лекин дар боби олуқ чизе нагуфтанд ва ҳол он, ки дар олуқ даҳ баробари тортуқ масориф мешавад. Зеро тортуқ ҳадди муайяне ва микдори маълуме дошт, ки ахёнан тағйиру табдил меёфт. Аммо олуқ ҳадди муайяне надорад. Микдори он ба кадрест, ки олуқгир розӣ шавад. Аҳли дарбор умуман мардумони чашмгурусна ва пастҳимматанд. Бинобар ин се рӯзе, ки қозиён ба дарбор меистоданд, умрашон ба савдову талош бо аҳли дарбор мегузашт. Ин савдоҳо ранге мегирифт, ки инсонро аз тарафи эшон ҳаё зер мекард. Масалан, қозӣ аввал бист танга медиҳад, олуқгир қабул намекунад. Баҳсу ҷавоби бисёре дар миён меравад. Оқибат як танга як танга зиёд карда, ба чиҳил танга мерасонад. Чун олуқгир дид, ки аз ин зиёда намерӯяд, ба унф ситонида, меравад. Билфарз, агар қозӣ якбора чиҳил танга диҳад, олуқгир боз дар ҳамон сари ибрprincipal исрор истода, зиёдатар талаб мекунад. Ҳар кадоми олуқгирон дар сари моҳи сонӣ аз аввал зиёдатар талаб

мекунанд ва меситонанд. Валҳосил, ҳар сари моҳ харҷи рафтуомад ва харҷи се рӯзи истиқомат ба дарбор ва олуқ маблағи бузурге мешавад, ки ба дараҷот аз тортуки аҳди амир Абдулаҳад зиёдатар аст. Табиӣ, қозӣ ин маблағро яке бар даҳ карда, аз раия меситонад. Хулоса, дар аҳди амир Абдулахад зулм аз як даст мерафт, соири заламаро амир ҳисоб мегирифт; аҳли дарбор низ аз ҳукком ва қузот аз қадри муайяне, ки амир таъйин мекард, зиёда талаб карда наметавонистанд. Аммо дар аҳди ин амири ҷавонбахт, ҳар фаррош як амир, ҳар нақорачӣ як мутолиби муҳиккиқозиву ҳоким афтод. Аз аҳли дарбор Имомқулбек ном, ки ба амир Олимхон қадимулхидмат ва дар табиати амир зиёда нуфуз дошт, ришвахориро алониятан сар кард, аз ҳеҷ беномусӣ ибо нанамуд. Ба қозиву раисшавандагон байъу широро пеша кард. Масалан, як раисе, ки аз раия расман чизе мадохил надорад, фақат туфайлихор дар қозихона аст, пешакӣ ҳазор ё ду ҳазор танга гирифта, пас аз он нишону ярлиғи риёсатро аз амир содир карда медод. Амир дар атрофи худ Имомқул ва амсолашро ҷамъ карда ба воситаи эшон сирку базму моюлозими ишрати ҷисмониро омода карда, ба фикри хурсандӣ ва шодмонии мавҳумии худ буд. Аз ҳилму риққати қалби амир чунин истидлол карда мешавад, ки амир аз ҳеҷ кадоми ин разолатҳои аҳли дарбор хабар надорад ва илло риққати қалбаш иҷоза намедод, ки дар аҳдаш ҳамин қадар бедод аз аҳли дарбор ба ибодуллоҳ равад.

Муҳиммоти асосияи мамлакатдорӣ, аз қабили муомила бо элчихонаи Рус, муҳосиботи муставфиёни хироҷ, ахзу ҳисоби закоту муҳокимоти бузурге, ки дар

Бухоро вокеъ мешуд, ё аз атроф ба Бухоро рочеъ мегардид, ба дасти Насруллоҳбийи қӯшбегӣ буд. Насруллоҳбий зоҳиран марди ҳалиму нарм ва аз зулму ғадр барӣ менамуд. Ба разолатҳое, ки аз аҳли дарбор сар бармезад, ризо намедод, ба қадри имкон монеъ мешуд. Аз атрофи мамлакат додхоҳе ояд, гӯш медод ва муомилаи хубу нарм менамуд. Дар вақти муҳокима зиёда ба диққат ҳарф мешунид ва ҷавобро санҷида медод. Мисли соири қузот ва ҳуккоми Бухоро, ки ба раия ба ниҳояти дараҷа дуруштӯ сахт муомила мекунанд, ба ҳар маврид раияро нафрин медиҳанд ва дашном мекунанд ва мезананд, ҳаракат намекард. Лекин ақрабову хешону мутааллиқони худро, ҳатто шогирдпеша ва одамони худро, ҳар вақт риоя мекард. Агар яке аз мутааллиқонаш ба моли подшоҳӣ ё ба моли раия хиёнат ва ҳайфро раво бинад, бозхост намекард. Бинобар ин, дар аҳди вазорати Насруллоҳбий мутааллиқон ва шогирдпешагони мӯътабараш соҳибони сарватҳои бузург шуданд. Касе, ки аз муттааллиқонаш шикоят кунад, ба латоифулҳиял таскин дода, дар вақти муносиб аз шокӣ интиқом мегирифт. Ҳосил, разолат ва сафоҳат ва хиёнатҳои атрофи худро дидаву донista, эътиное намекард. Дар ҳар маврид, ҳатто дар эҳқоқи ҳуқуқи муслимин қавли эшон (=мутааллиқон)-ро мӯътабар ва худашонро мӯътамад медонист. Дар аҳди вазорати Насруллоҳбий мутааллиқонаш соҳибони ҳавлиҳои музайяни мутааддид шуданд. Ҳар мулку ҳавлии хубе, ки аз Бухоро дар маъкеи фурӯш меомад, харидори аввалаш мутааллиқони Насруллоҳбий буданд. Ҳатто баъд аз толиб шудани эшон, касе изҳори харидорӣ дар он милк

карда наметавонист. Ба ин сабаб бо нархҳои хеле арзон мегирифтанд. Мутаалликони Насруллоҳбий ҳар шаб дар сафохату ишрат маблагҳои бузург сарф мекарданд. Ангуштаринҳои брилиёнт ва алмоси киматбахо ба даст карда, дар миёни мардум ба шавкату ифтихор мезистанд. Насруллоҳбий ба ин корҳо эътиное намекард, ё байтулмолро ҳакки ҳалоли одамони худ медонист. Корҳои дуздону чинояткоронро ба Бобобек ном ясовулбошии худ хавола карда буд. Бобобек ба хотирхоҳи худ касеро, ки имрӯз "дузд" гуфта, оварда ҳабс мекард ва мезад, фардо ё баъд аз чанд рӯз ришваи бузурге гирифта "бегуноҳ будааст" гуфта, тахлия менамуд.

Фазилати Насруллоҳбий ин буд, ки худ биззот ба чавру зулм икдом намекард ва ба ибодуллоҳ сахтгирӣ наменамуд. Аҳли дарборро -- харчанд, ки мумкин набуд -- аз ришваҳорӣ монеъ меомад. Ба фармонҳои адолатпарваронаи амир эҳтиром мекард.

Дар ин дафтар, ба ҳар муносибат зикри аҳволи Насруллоҳбий бисёр хоҳад гузашт. Ҳар чӣ вокеист, аз маҳосину маоибаш сабт хоҳад шуд. Эҳтимол меравад, ки маоиби Насруллоҳбий аз маҳосинаш зиёдатар ба назари хонандагони кором дароянд. Бинобар ин аз вокеоти таҳрирёфта ва таҳрирмеёфтагӣ хулосаи истихрочи худро дар ҳакки ин вазир ба як фикра баён менамоям: Насруллоҳбий беҳтарин маъмурони бузурги аҳди амир Олимхон буд, нисбат ба соири маъмурони бузурги ин аҳд".

Насруллоҳбий дар ҳукмронӣ бисёр ҳарис буд. Мехост, ки чузъӣ ва куллии умури мамлакатдорӣ бо раъю савобдиди ӯ тамшият ёбад; бинобар ин ба

корхое, ки ба худаш тааллуқ надошт ва чандоне муҳим набуд, тадохул карда, сарфи авқот менамуд. (Дар) мударрис таъйин кардан, имом насб намудан, ҳатто муаззинӣ ва завворӣ, ки ҳеҷ дахле ба вазорат надошт ва ҳаққи қозикалону раиси Бухоро буд, тадохул карда, умр сарф менамуд. Гумон наравад, ки дар ин корҳо тадохул карда, ба ҳар мансаб одами муносиб интихоб карда, мегузошт. (Не!) Балки ҳар кас, ки омада илтиҷое ва илтимосе мекард, дар таҳсили муроди ӯ мекӯшид. Дар мустаҳиқҳ ва муносиб будану нобудани он шахс коре надошт. Ба ҳама тадбир марҷаи кул ва умедгоҳи ҳама гардида буд. Хусусан ҷамоаи уламо ва мунтасибини эшонро, ки дар вазир шудани Насруллоҳбий сабаби куллӣ буданд, зиёда риоя ва эҳтиром мекард. Зотан корҳои муҳимми ҳукумати Бухоро тақсиму тартиб ноёфта ба дасти вазир супорида мешавад. Чун Насруллоҳбий аксари корҳои ҷузъиро, ки ба худаш дахл надошт, ба дасти худ гирифт, машғулияташ аз ҳад зиёда шуд, дар шабу рӯз фурсате барои осоиш надошт, аксари корҳо сарсариёна иҷро меёфт. Мактуботи ҳуккому қузотро, ки умдаи кораш буд, аксар дуруст нохонда ҷавоб мефармуд. Мирзоён ҷавоб менавиштанд, ҷавобро низ дуруст мутолиа нокарда, имзову мӯҳр мекард. Лиҳозо дар қузот ва ҳукком ҳар ҳафта чанд мактуби мунокизи якдигар мерафт ё суолоташон беҷавоб мемонд. Корҳои уздӣ ва хиёнатро ясовулбошӣ ба чӣ ранге, ки илқо кунад, қабул меёфт.Бисёр шудааст, ки дар як ону ҳоли воҳид, ҳам ба даст гирифта мактуби ҳокимеро мехонд, ҳам дар ин асно ба дар нигоҳ карда, муҳокима мепурсид, ҳам дар хона

баробари ин аз муллову сипоҳ, ки ҳамеша бар сабили бадалият дар маҷлиси ӯ ҳозир буданд, суолу ҷавоб карда, эшонро хотирхоҳӣ мекард.

Насруллоҳбий марди ҷаҳондида ва гарму сарди рӯзгорро бисёр чашидаву чанд сол дар пойтахти Русия истиқомат карда, хеле ибрат омӯхта буд. Забони русиро ба қадри мутолиа медонист, ҷароиди русиву мусулмониро мутолиа мекард. Бинобар ин ба ислоҳот моил менамуд. Аммо аз он ҷо, ки мақбул шудан ба кулро ба худ шиор карор дода буд, аз бими норозӣ шудани уламои бузург дар боби ислоҳот ташаббуси ҷиддӣ накард. Дар ҳар кадом мактабҳои гузарҳо сад танга моҳиёна маош тахсис карда, номи инро ислоҳи макотиб монд. Ба номи амир як мадраса бино карда, дар он мадраса як мударрис барои тафсиру ҳадис, як мударрис барои фикҳ ва фатво насб намуда, ба ҳар кадоми (дарсҳои) таҷвид, ҳисоб, ҳусни хат муаллиме таъйин карда, номи инро ислоҳи мадорис гузошт. Аммо дар ин эътиное накард, ки мударрисон ва муаллимон аз ӯҳдаи тадрису таълими улуми муҳаввала ба худашон мебароянд, ё не! Ба қавоиди тарбияву таълим воқифанд, ё не!

Насруллоҳбий дар тахфифи тӯйҳои раия ва дар таклили исрофоти умумӣ, мисли сайрҳои подшоҳӣ, ба қадри имкон кӯшиш кард. Аз номи амир масҷидҳо ва ҳавзҳои харобшударо таъмир фармуд.

Дар баёни аҳволи Насруллоҳбий сухан тӯл кашид. Аз ин ваҷҳ, афви хонандагони киромро истирҳом менамоям. Чун қисми муҳимми ин дафтарро вақоеи 1335 ҳиҷрӣ ишғол мекард, барои фаҳмидани

асбоби он фоҷиа донистани аҳволи Насруллоҳбий зарур буд, бинобар ин, ҳамин қадар татвил карда шуд. Гумон мекунам, ки аз тафсилоти собиқа иҷмоли аҳволи Насруллоҳбий маълум гардид, акнун ба асли мақсад, ба ингизоми аввал шурӯъ менамоям.

Дар авоили ҷулуси амир Олимхон, ҳар кас барои ҳар матлабе, ки ба амир арза медод, муродаш ҳосил мешуд. Масалан, яке барои тӯи хатнаи писар арза медод, инъоме меёфт. Яке "ба ман фалон китоб даркор аст, аммо ба гирифтан пул надорам" гуфта, арза медод, ба муддао мерасид. Яке фалон саҳм мозодаи вақф, ё тавлияти подшоҳишудаеро талаб мекард, ба матлуб комёб мегардид. Аз ин ҳусули муддаои ҳар воҳид аз оризин, ҷасорат пайдо карда чанд нафар аз талаба -- ислоҳхоҳони мадрасаҳои кӯҳна -- (сарҳайли эшон Маҳмуд Махдум писари домулло Нур буд) ба амир ба ин мазмун арза доданд: "Усул ва тартиби дарсҳои мо аз ҳад зиёда фосид шудааст. Дар ҷадвали дарсҳо шарҳу ҳошияҳои белузум ва мубоҳисаҳои ракикаи нодаркор бисёр дохил шуда, тамом аз матлаб дур мондаем. Бинобар ин умед мекунем, ки ҷаноби олӣ ба уламо амру супориш фармоянд, ки ҳошияҳои белузумро аз ҷадвали дарсҳо бароварда, тафсиру ҳадисро, ки усули дини мост, фиқҳу усули фиқҳро, ки аҳкому қавоиди шаръия аст ва соири улумро, ки нофеъ аст, дар ҷадвали дарсӣ расмӣ дароранд. Ва низ маунати ифтитоҳона ва махориҷи шогирдон камтар шуда, мударрисони бузург дар авқофи мадорис каноат кунанд".

Амир фавран мувофиқи мазмуни аризаи талаба, ба воситаи Бақохоҷаи қозикалон ба мударрисон ва

муфтиён амру фармон доданд. Ба вусули амри амир домулло Икром "би-р-раъси ва-л-ъайн" гуфта, мувофики супориши олӣ чадвале тартиб карда, ба талаба эълон намуда, дар садади татбиқ афтоданд. Аммо соири мударрису муфтиён мачлисе барпо карда, ба амал накардан ба фармони ҳумоюн карор доданд. "То чон дорем, тарки одоти обову ачдодамонро намекунем" гуфтанд, "Боз ин фитна аз мулло Икром баромад" гуфта, ба домулло ҳучум карданд; ба амал нокардани худ иктифо накарда, домулло Икромро низ аз амал кардан ба фармони амир манъ карданд; муддаои худро ба амир расонда, "расми кадим тағйир наёбад" гуфта, фармони алоҳидае содир кунонданд. Дар аҳди ин амиру вазир муллоҳо хеле ривоч гирифта буданд, ба фавти амир Абдулаҳадхон аз бими сиёсати ӯ низ раста, худро ҳокими мутлақ дар дину дунё мешумурданд.

Ба салоҳу савобдиди элчихонаи Рус, таъмиру сангкорӣ кардани кӯчаҳои Бухоро ва тавсеи баъзе роҳҳо лозим омада, ба фармони амир ба таъмири роҳҳо шурӯъ карданд. Чун уламо диҳолат ба ҳар корро одат карда, ба тағайюру тачаддуди ҳар чиз -- агарчи манфиаташ маҳсус ҳам бошад -- монеъ шуданро ба худ вазифа карор дода буданд, дар ин кор низ сахт муқобилат карданд. Чун таъмиру тавсеи роҳҳо аз нуктаи тичорату осоиши умумӣ зарур буд, маъмурони рус ислоҳи роҳҳоро амри катъӣ фармуда, танбеҳи сарҳайли монеонро аз ҳукумати Бухоро талаб карданд. Ҳукумати Бухоро мачбуран Ғиёсиддини Махдуми Аъламро аз Бухоро тард карда, ба вилояти Қаршӣ қозӣ кард. Баъд аз ин танбеҳ, ҳеч як аз уламо ба коре бе

ишорати ҳукумат тадохул накарданд. Дар байни уламои Бухоро -- нодир ҳам бошад -- одами мунсиф ёфт мешавад, лекин эшон ҷасорати адабӣ надоштанд; мункиротро дида, чашм мепӯшиданд; дар изҳори ҳақ ҷуръат намекарданд; "Тақсир, тақсир" гуфта; ба ҳампешагони худ риёву тамаллуқ карданро "ҳикмати маданӣ" ном ниҳода, ҳаракоти хилофи виҷдони худро "ҳунармандӣ" мепиндоштанд. Танҳо домулло Икром ҳар вақт ҳаққу ростро беибо изҳор мекарданд. Аз ин сабаб ба мусибатҳои гуногун гирифтор шуданд. Маъазолик, ба маслаки ҳақпарастии худ инҳироф надоданд. Домулло Икром ба ҳар муносибат, дар ҳар маҷлис аз мафосиди иҷтимоии Бухоро ва ба хилофи шаръ мунҷар шудани аксари корҳову аз мафсадаҳои қозихонаҳо ҳарф мезаданд ва аз ноҳаққориҳои ҳукком ҳамеша шикоят мекарданд.Дар ин боб рисолае ба забони форсӣ навишта, мафсадаҳои умумиро ба адиллаи шаръия исбот карда, дар Рамазони 1330 табъ намуда, дар байни аҳолӣ нашр карданд. Аз ин ваҷҳ уламо шӯрида, ба домулло ҳуҷум карданд. Азбаски танқиди ҳукком ва қузот ба кайфи ҳукумат ҳам мувофиқ наафтод, ҳукумат ба баҳонаи таскини фитна домулло Икромро ба тумони Зандане қозӣ карда, аз Бухоро баровард. Домулло мансаби қазоро маҷбуран ба ҳамин шарт қабул карданд, ки маош аз байтулмол таъйин шавад ва аз раия чизе наситонанд. Ҳукумат низ шарти мазкурро қабул карда, маоше ба қадри зарур муқаррар фармуд. Домулло Икром як сол зиёдатар ба Зандане ва Қарокӯл қозигӣ карда, такрор ба дохили Бухоро муфтӣ ва ба мадрасаи Девонбегӣ мударрис шуданд.

Чун чор - панҷ моҳ аз ҷулуси амир гузашт, аз ислоҳоти макотиб асаре падидор нагардид. Дар ин боб ҳар мурочиате, ки мактабхоҳон карданд, беҷавоб монд. Элчихонаи Рус ҳам ҳар рӯз як ваъдаи хушк дар истизони мактаби нав медод, аммо асараш пайдо набуд. Одамоне, ки тартибу таҳсили мактаби навро дида буданд, виҷдонашон қабул намекард, ки фарзандонашонро ба мактаби кӯҳна фиристода, ҳам умрашонро абас гузаронанд, ҳам ахлоқу сиҳҳаташонро фосид кунанд. Ночор ононе, ки қудрату чора доштанд, фарзандашонро ба Истанбул фиристоданӣ шуданд. Авоили моҳи Ҷумодоссонии 1329 Ҳоҷӣ Абдуссаттори Даллол фарзандашро ҳамроҳи Ҳомидхоҷа Меҳрӣ ба Истанбул фиристод. Моҳи Раҷаби ҳамин сол Аҳмадҷон Махдуми Ҳамдӣ Афзал ва Акрам ном ду писари худро ба Истанбул бурд. Баъд аз ин таърих ҳар кас, ки хоҳиш мекард, фарзанди худро ё мефиристод ё биззот, бурда ба Истанбул монда меомад. Дар [айёми] таҳсили 1330 дар макотиби Истанбул даҳ нафар талабаи хурдсоли бухороӣ исботи вуҷуд карданд. Инҳо дар мактаби Дорушшафақаи Султонӣ ва дар мактабҳои дигар ба таҳсил давомат доштанд. Ғайр аз инҳо чанд нафар ҷавонони бухороӣ ба Дорулмуаллимин муқайяд буданд. Ҳоҷӣ Абдурრауфи Фитрат ба Дорулвоизин давомат мекард.

Дар айёми таҳсили 1329-30 дар Бухоро мактаби Мукаммилиддин Махдум ба тариқи ғайрирасмӣ давомат кард. Ҳарчанд ҳукумат расман ба мактаб изн надода бошад ҳам, имсол мактаби Мукаммилиддин Махдумро набаста, тағофул кард. Маъазолик, барои риояи ҳазм ва эҳтиёт дар мактаби Мукаммилиддин Махдум имсол аз 15 нафар зиёда талаба қабул карда нашуд.

## 10

## Таъсиси чаридаи "Бухорои Шариф" ва "Тӯрон"

Тараккихоҳон ва маорифпарварони Бухоро дер боз орзуи нашри як чарида дар Бухоро доштанд, лекин назаран ба аҳволи ҳукумати Бухоро вусул ба ин орзу мутаассир буд. Зеро ҳар касе, ки аз раияи Бухоро ба ягон кори маданӣ ташаббус карданӣ шуда, ба ҳукумати Бухоро мурочиат кунад, чавоби рад мешунид. Агар дар элчихонаи Рус мурочиат карданӣ шавад, бинобар раияи Бухоро будан дар он чо хакки мурочиат надошт. Дар санаи 1330 ҳичрӣ аз ҳамиятмандони Бухоро Мирзо Муҳйиддин Мансурзода ва Мирзо Сирочи Ҳаким барои ба феъл овардани ин орзу кӯшиши балеғ карданд. Аввал соҳиби матбааи Когон, Левии яҳудиро дида, фоидаи бисёре аз нашри чарида ба назараш чилва дода, дар майдон андохтанд. Дар аъзои элчихонаи Рус он вакт Петров ва Шулка (=Шулга) ном ду шахс буданд, ки ба Мирзо Муҳйиддин ошноии хусусӣ доштанд. Мирзо Муҳйиддин эшонро дида каноат кунонда, барои ривоч додани тичорату зироати Бухоро лузуми як чаридаи маҳаллиро фаҳмонд. Барои итминони элчихона Ҳайдархоча Мирбадаловро, ки тарчумони элчихона буд, ба мудирияти чарида нишон дод. Аъзои элчихона ба шарти будани ҳакки сонсурӣ бар худашон, аз ҳукумати Бухоро ба номи Левӣ ва Ҳайдархоча нашри чаридаро изн гирифта доданд. Барои муҳаррирӣ аз Боку Мирзо Чалоли Юсуфзодаро оварданд. Ҳарфчинҳоро ҳам аз Боку оварданд. Номи чаридаро "Бухорои Шариф" ниҳода, ба забони форсӣ раками

аввалашро рӯзи якшанбе, 4 Рабеъуссонии 1330 ҳиҷрӣ мутобиқи 11 марти 1912 милодӣ нашр карданд. Умури маънавии ҷарида роҷеъ ба Мирзо Ҷалол, умури моддӣ муҳаввал ба Левӣ буд. Дигарон маънан ва моддатан ба қадри имкон муовинат карданӣ шуданд. Ҳайдархоҷа барои итминони ҳукумати Бухорову Рус дар мудирият дохил шуда буд. Ҷарида аз рақами аввал назари диққати умуми хонандагонашро ба худ ҷалб кард. Мирзо Ҷалол ҳаррӯза мақолаҳои маънидори нофеъ дар ғояти фасоҳату балоғат менигошт. Мумоилайҳ марди соҳибқаламии ғаюри ҳунарманд буд. Аз усулу фурӯи улуми исломия камо ҳува ҳаққуҳу воқиф ва аз аҳволи замон некӯ хабардор буд, бинобар ин мақолаҳояшро ҳар кас ба рағбат мехонд. Муташаббисон аз Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ба мазмуни "Ҳар кас ба рӯзнома муштарӣ шавад, аз тарафи мо монеъ нест", як мактуб гирифта, ба атрофи вилоёти Бухоро вукало фиристода, муштарӣ ҷамъ карданд. Аксари кузоту ҳуккоми кӯҳнафикр, ки аз ҷарида зиёда мерамиданд, "Ин ҷаридаи ҷаноби олӣ будааст" гуфта, муштарӣ мешуданд. Табиӣ, баъд аз чанд гоҳи мутолиа кардан, ононе, ки филҷумла ақлу идрок доштанд, ба ҷарида унс гирифта, ба назари истеҳсон нигоҳ мекарданд. Ҷаридаи "Бухорои Шариф"-и явмӣ чор моҳ ба ҳамин ҳол давомат кард. Чун аксари аҳолии тавобеи Бухоро туркизабон буданд, аҳолии соири вилоёти Туркистон умуман ба туркӣ ҳарф мезаданд, масъалаи як ҷаридаи туркӣ дар миён омад. Баъд аз машварат ҳафтае ду бор ба номи "Тӯрон" як ҷаридаи туркӣ ба зери мудирияти идораи "Бухорои Шариф" нашр карданӣ шуданд, ки ҳар ҳафта чор бор "Бухорои Шариф", ду бор "Тӯрон"

нашр меёфт. Рақами аввали "Тӯрон" 14 июли 1912 милодӣ нашр шуд. Азбаски дар Бухоро ва Туркистон хонандаи рӯзнома кам ва мадохиле, ки аз муштариён меомад, ба масорифи нашр нарасида, идора зарари куллӣ дидан гирифт, табиӣ, Левӣ ҷаридаҳоро мавқуф карданӣ шуд. Дар моҳи Рамазон ҷаридаҳо ғайримунтазам баромада, дар шуруфи тавaққуф буданд, баъзе ҳамиятмандони Бухоро ба далолати Мирзо Муҳйиддин Мансурзода як ширкати расмӣ таъсис карда, масорифи нашрро дар зиммаи худ гирифтанд. Ба 11 Шавволи 1330 нашри ҷаридаҳо расман ба ширкат таҳвил ёфт. Ширкат умури таҳририяи "Тӯрон"-ро дар ӯҳдаи Ғиёсиддин Махдуми Ҳасанӣ писари домулло Нуралии Бавогии тотор, ки дар Бухоро таваллуд ёфта, мунтахии Дорулмуаллимини Истанбул буд, вогузор кард. Аз ҳамин таърих эътиборан ҳар ҳафта се дафъа "Бухорои Шариф", се дафъа "Тӯрон" – рӯз дар миён – дар интишор давомат карданд. Рӯз ба рӯз хонанда дар тазоюд буд. "Тӯрон" дар аксари вилояти Туркистон хонандаи зиёде пайдо кард. Чун "Бухорои Шариф" ва "Тӯрон" диққати назари умуми аҳолии Туркистонро ба худ ҷалб карда, дар димоғи хонандагон афкори олия илқо намудан гирифт, ин кор ба кайфи маъмурони рус мувофиқ наафтод. Маъазолик, асбоби қонунӣ намеёфтанд, ки ҷаридаҳоро мавқуф намоянд. Зеро муҳаррирон ниҳояти ҳунармандиро ба кор бурда, дар сиёсати Рус мутлақан дахл намекарданд. Танҳо ба танвири афкори мардум ҷиддӣ кӯшиш карда, аз навоқиси иҷтимоӣ, тиҷоратӣ ва зироативу илмии Туркистон баҳс мекарданд. Муҳаррирон мехостанд, ки ба дасти хонанда шамъе диҳанд, ба воситаи он шамъ

хонанда худ неку бадро тафрик фармояд. Маъмурони элчихонаи Рус дар хар коре, ки асбоби конунӣ наёбанд, дастовезашон хукумати Бухоро буд. Дар мавкуф кардани чаридахо низ ба хамин васила чанг заданд. Зотан, хукумати Бухоро изни чаридаро махз ба хотирхохии элчихона дода буд. Ва илло хеч намехост, ки хамеша мисли як муфаттиш харакоти ӯро таъкибу танкид карда, дар пеши назараш чаридае нашр ёбад. Окибат элчихона лузуми тавкифи чаридахоро ба амир ифхом карда, ба идора мактубе ба ин мазмун, ки "Ба хохиши чаноби олӣ чаридаи "Бухорои Шариф" ва "Тӯрон"-ро аз хамин рӯз эътиборан мавкуф карда шуд" фиристод. Ачабо! Чаро аввал маъмурони элчихона изн гирифта доданд? Чаро боз худхошон бастанд? Зеро аввал гумон карда буданд, ки мисли "Туркистон вилоятининг газети", ки дар зери идораи Истромуф дар Тошканд нашр мешуд, як чарида хохад шуд. Сонӣ диданд, ки бар хилофи маъмул, ин рӯзномахо ба танвири афкори миллати Ислом хидмат карданд. Маслаки ин маъмурон игфоли мусулмонон буд. Ин маслакро аз тангчашмӣ, ки дар сиёсат доранд, пеша карда буданд ва илло ба хама маълум аст, ки раияи маданӣ хар вакт аз раияи вахшӣ бехтар ва нофеътар ба хукумат аст. Эхтимоле вориди хотир мегардад, ки хукумати Бухоро тавкифи чаридахоро хохиш карда бошад. Лекин ононе, ки ба умури Бухоро вокифанд, ба хубӣ медонанд, ки агар бастани чаридахо ба элчихона матлуб намебуд, хохиши хукумати Бухоро ба чое намерасид. Ба хар хол, ин ду нихоли навбар ва ин ду гулбуни навшукуфтаро, ки бӯстони миллат ва чаманистони маърифатро тароват доданӣ буданд, ба тешаи бедод аз беху бунёд барканданд. Ох...

Таассуроти худро аз баста шудани чаридаҳо он вақт дар силки назм кашида будам, ки ин аст:

Эй тарчумаи ҳоли дил, эй сафҳаи "Тӯрон",
То маҳв шудӣ, монд ба дил доғи фаровон.
Дар илму адаб раҳбари Тӯрон шуда будӣ,
Имрӯз ба ифнои ту Тӯрон шуда вайрон.
Дирӯз ба даврон зи ту ахбор ҳамерафт,
Акнун зи ту чуз хотирае нест ба давррон.
Не, не! Зи ту сад дарду алам монд ба гетӣ,
Не, не! Зи ту сад меҳнату ғам монд ба кайҳон.
Кӯр аст басар, гар кунад аз ҳусни ту игмоз,
Гунг аст забон, гар кунад аз ҳаққи ту китмон.
Эй маъракаи восиаи тавсани афкор!
Эй маҳкамаи одилаи даъвии азҳон!
Азҳони ҳама чун сари ман гашт мушаввад,
Афкори ҳама чун дили ман монд парешон.
Рафтӣ! Зи кӣ пурсем кунун солеҳу фосид?
Рафтӣ! Зи кӣ чӯем кунун аз ҳаққу бутлон?
Бозо, ки мушаввваш нашаванд ин ҳама мардум,
Бозо, ки парешон нашаванд ин ҳама инсон.

"Бухорои Шариф" аз 4 Рабеъулохири 1330 ҳичрӣ то 7 Сафари 1331, мутобиқи 2 январи 1913, ҷамъан 153 рақам баромада, ҳалок шуд. "Тӯрон" аз 14 июли 1912 милодӣ то январи 1913, ҷамъан 49 рақам баромада, ба хоки фано яксон гардид. Ин ду чарида дар муддати ду моҳи давоматашон аз маъмул зиёда хидмат карданд. Умуми аҳолии Бухоро, ки аз матбуот ва истилоҳи о[н] билкуллия бехабар буданд, ба воситаи ин ду чарида хел[е] хабардор гардиданд. Чун ин ду чарида дар вақти муҳорибаи Италиё ва Балкан бо Туркия мунташир шуданд, аҳолии аз сиёсат ва чуғрофияи олам бехабари Бухоро дорои маълумоти муҳимма гардиданд. Дар димоғи чавонон фикри қаламу таҳрир даромад. Дар сари падарон хаёли тарбияти фарзанд омад.

Касоне, ки аз аҳолии Бухоро ба интишори ин ду ҷарида маънан ва моддатан хидмат карданд, машҳуртаринашон ба қарори зайланд: Мирзо Муҳйиддин Мансурзода, Мирзо Сироҷи Ҳаким, Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим, Фазлиддин Махдум ибни Шаҳобиддин, Аминҷон Махдум ибни Қозӣ Зиёуддини Судур, Муҳйиддин Махдум ибни Қозӣ Абдулҳаким Махдуми Судур, Абдулҳаким Махдум ибни Муллообид, Мирзо Иззатуллоҳ ибни Абулҳай, Мирзо Назруллоҳ ибни Абдулғафур, Ҳоҷӣ Абдуссаттори Даллол, Мирзо Мустафо ибни Ҳоҷӣ Бӯрибой, Назруллоҳбой ибни Яъқуббой, Порсохоҷа ибни Ҳасанхоҷа ва ғайруҳум. Муҳаррири "Бухорои Шариф" Мирзо Ҷалол Юсуфзода аз Боку буд, ки фазлу камолаш ба аксари аҳли хибрат маълум аст. Аммо муҳаррири "Тӯрон", ки Ғиёсиддин Махдум буд, бинобар тоза ба майдони таҳрир даромадагӣ буданаш қадре аз тарҷумаи ҳолаш навиштанро муносиб мебинам. Ғиёсиддин Махдум ибни домулло Нуралии тотор аст. Домулло Нуралӣ дар айёми ҷавонии худ барои таҳсил ба Бухоро омада, баъд аз хатми мактаб дар Бухоро хонадор гардида ва ба яке (аз) мадрасаҳои Бухоро мударрис шуда, дар натиҷаи ҳамин издивоҷ Ғиёсиддин Махдум дар Бухоро таваллуд ёфта, домулло Нуралӣ боз ба ватани аслии худ рафта, дар Баво имом ва мударрис шуд. Ғиёсиддин аз падар ҷудо, дар Бухоро пеши модару холҳои худ нашвунамо ёфт, дар Бухоро хатту савод бароварда ва Қуръони Каримро ҳифз намуда, пас аз он ба рафоқати модари худ дар хидмати падар рафта, дар Баво таҳсили рушдӣ дида, пас аз он аз Баво ба рафоқати падари худ ба зиёрати Ҳарамайни

Шарифайн мушарраф шуда, дар бозгашти сафари Ҳичоз, домулло Нуралӣ Ғиёсиддин Махдумро дар Дорулмуаллимини Истанбул гузошта, худ дар Баво омад. Ғиёсиддин Махдум баъд аз тамом кардани Дорулмуаллимин дар Русия ба хидмати падар омада, аз он чо ба рафоқати падари худ дар санаи 1330 ба Бухоро омада буд. Домулло Нуралӣ, Ғиёсиддин Махдумро дар Бухоро гузошта, худ такрор ба Русия рафт.

Ғиёсиддин Махдум дар Бухоро таҳрири "Тӯрон"-ро мутасаддӣ шуда, ҳам дар хонаи худ мактаби хусусӣ кушода, толибонро ҳисоб, чуғрофия, таърих ва сарфу наҳви арабӣ таълим мекард. Авлоди Мирзо Муҳйиддинро низ ба хонааш рафта, таълим менамуд. Ҷаридаи "Тӯрон", ки аввалин асари хомаи Ғиёсиддин Махдум ва навзоди аҳли шабоби таҳририаш буд, ба фавту фанояш тоб оварда натавониста, ба таъсири ин мусибату ҳичрони хонумонсӯз тарки диёри Бухороро гуфта, ба хидмати падар рафта, дар мадрасаи падараш муаллим ва мударрис шуд. (Алъон, ки санаи 1336 ҳичрӣ аст, дар мадрасаи Баво ба таълиму тарбияи авлоди муслимин давомат дорад).

Дар идораи ҷаридаи "Бухорои Шариф" Бақохочаи марҳуми Самарқандиро, ки ба [illegible] тарчумонӣ чанд гоҳе хидмат карда буд, ба ра[illegible] кардан аз ҷумлаи вазифаи вичдонист.

Чунончи дар боло баён ёфт, ҷаридаи "Бу[illegible] Шариф" ва "Тӯрон" дар Бухоро таъсири хуб кард. Филҷумла, инқилоби фикриву илмӣ рӯй дод. Дар мадрасаҳои кӯҳна дар байни талаба сухан аз ислоҳи макотиб ва мадорис мерафт, ғайринофеъ будани

ба Истанбул мефиристонанд. (Чунончи инро вокеоти 1329 ва 30-и ҳиҷрӣ исбот кард) ва тарбияти он ҷоро меёбанд, он беҳ, ки ба ҳамин ҷо ба макотиби нимислоҳёфтаи худ монанд" гуфта, аз тарафи макотиби нав тағофул мекарданд. Ҳайфо, ки қазо бозии дигар барангехт, баргу бори гулзори умеди Бухороро дар ҳолати навшукуфагӣ ва ғунчагӣ аз ҳам фурӯ рехт. Тафсил он, ки : чунончи дар боло баён ёфт, Мир Бурҳониддини раис дар натиҷаи фитнаи Муҳаррами 1328 аз тарафи Амир Абдулаҳадхони марҳум маъзул шуда, маҳҷуран дар Кармина истиқомат дошт. Баъд аз чанд гоҳи маъзулӣ, аз тарафи амири мазкур дар тумони Ғиҷдувон қозӣ шуда буд. Дар аҳди амир Олимхон, дар авоили ҷулус ба қозигии Чорҷӯй интиқол ёфта буд. Чун идораи амир Олимхон ба як ранги муайян даромад ва фармонҳои подшоҳӣ кона лам якун фақат дар болои коғазҳо мондан гирифт, атрофи дарборро амсоли Имомқулбек ва Ҳоҷинеъмат, ришвахорон фурӯ гирифтанд ва ҷаридаҳое, ки гӯё муфаттиши умумӣ буданд, баста шуданд. Мир Бурҳониддин ба ҳусули матолиби худ умедро баркамол карда, ба кор шурӯъ кард. Мир Бурҳониддин аввал ба восита ва василаи аҳли дарбор аз амир изн гирифт, ки ҳар моҳе як бор Бухоро омада, волида ва ақрабои худро зиёрат намояд. Чун ба ин муддао комёб шуд, ҳар сари моҳ Бухоро омада, се рӯз меистод. Дар ин се рӯз ба ҳар калом аҳли дарбор, ки ба амир нуфузе доштанд, махфиёна мусоҳибат карда, ҳадяву таоруфҳо тақдим намуда, барои духул ба ягон мансаби даруни Бухоро замин ҳозир мекард.

Ба ҳамин ҳол, фасли баҳори соли 1331 расид. Ҷаноби олӣ баъд аз сайрҳои наврӯзӣ барои такмили айшу фирӯзии худ Насруллоҳбийи қӯшбегиро тӯй фармуданд. Қӯшбегӣ дар Чаҳорбоғи хосса чанд рӯз ба умум тӯй дода, дар тахияи асбоби шодмонии амир ба қадри мақдур кӯшид. Баъд аз тӯи қӯшбегӣ, Бақохоҷаи қозикалон низ барои истеҳсоли ризои амир тӯй карданӣ шуд. Амир тӯи қозикалонро дар Чаҳорбоғи Ширбадан фармуд. Бақохоҷаи қозикалон барои истеҳкоми мансаби қозикалонӣ ва истеҳсоли шотиру нишонҳои бузург ва ёфтани обрӯву эътибор дар назди амир ва аҳли дарбор аз қадри мақдураш зиёда пул сарф карда, тӯи бузурге барпо намуд. Табиӣ, ин гуна фурсати муносибро мисли Мир Бурҳониддин -- як шахси мизоҷшиноси амир ва аҳли дарбор -- ба ғафлат нахоҳад гузаронд. Валҳосил, Мир Бурҳониддин низ дар садади тӯй кардан афтод. Мир Бурҳониддин дар аснои тӯи қозӣ Бақохоҷа -- вақте ки ба сари моҳи муқаррариаш ба Бухоро омада буд -- саромадони аҳли дарборро истихроҷ намуд, бо Имомқулбек ва Ҳоҷинеъмат машваратҳо карда, ҳадяҳо тақдим намуда, ба шарти ҳусули матлаб, таоруфҳои бузург ваъда дод. Дар ин хусус Ҳоҷинеъмат ба Мир Бурҳониддин биззот омадурафт кард. Оқибат дар Чорбоғи Ширбадан баъд аз Бақохоҷа тӯй кардан ба Мир Бурҳониддин муқаррар шуд. Мир Бурҳониддин ба тӯй дар тахияи асбоби шодмонии амир аз тоқати муосиронаш берун кӯшиш кард, аз миллионҳое, ки дар 20-солаи қозикалонии падару чандсолаи қозигиву раисии худ аз фуқарои муслимин ҷамъ шуда буд, беибо сарф намуд. Дар тӯй сирку

синамотуғроф ҳозир кард. Аҳли базму созро аз тамоми Туркистон ҷамъ намуд. Хубрӯёни ҷаҳонро аз мусулмону рус, аз амориду давошиз барои такмили ишрати подшоҳӣ муҳайё кард. Ба васоите, ки худ медонад, аъзои элчихонаи Русро низ ба тарафи худ моил намуд, умуми уламо ва авомро ба муносибати тӯй ба забону ҳадя аз худ мамнун гардонид. Аҳли дарборро мофавкалмаъмул хурсанд кард.

Мудир -- аз тарафи амир -- дар болои тӯи Мир Бурҳониддин, Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ буд. Мирзои Урганҷӣ дар вақте ки ба Чорҷӯй ҳоким буд, қозӣ Бақохоҷа дар он қозӣ буд. Дар миёни ин ду шахс дар он вақт хеле мухолифат ва мунофират афтода буд.Бинобар ин Мирзои Урганҷӣ ба мафоди "ло ли ҳубби Алиййин, бал ли буғзи Муъовия" дар садади азли Бақохоҷа ва насби Мир Бурҳониддин буд. Чун мавонеъ муртафеъ ва давоӣ ҳозир гардид, дар натиҷаи тӯй қозӣ Бақохоҷа маъзул ва Мир Бурҳониддин қозикалон шуд. Мир Бурҳониддин баъд аз қозикалон шудан дар истирзои хотири умум ҷиддӣ кӯшиш кард, дили ҳар касро ба ҳар ранге, ки бошад, ба д… мегирифт. Ба тараққипарварон низ ба хубӣ муо… мекард. Чун аз таърихи қозикалониаш қариб як… гузашт ва аз истеҳкоми ин давлат фароғат ёфт, бо… одати кӯҳна [ва] муқтазои сифат таассуб ва инод… худро буруз додан гирифт ва дар фикри бастани мактибе, ки дар ҳолати тараққӣ ва ривоҷ буданд, афтод, дар таҳияи асбоби бастани мактиб кӯшид. Аз ин ҷумла, аз аҳли дарбор, ба амсоли Имомқулбек ва Ҳоҷинеъмат илтиҷо бурд, аз музирр будани давомати мактаб ба давлати ҷаноби олӣ, хусусан ба аҳли дарбор

ҳикоятҳо сохт. Бар тақдире, ки дар ҳузури ҷаноби олӣ аз масъалаи мактаб сухан равад, бар зарари мактаб идораи лисон карданашонро ваъда гирифт. Намояндаи қадимии худ Мулло Қамарро фармуд, ки дар маҷолис бар зарари мактаб идораи лисон кунад. (Рӯзе мулло Қамар ба Усмонхоҷа, ки мактабаш беҳтарини мактабҳои он сол буд, гуфт: шумо агар ба маслиҳати ман гӯш кунед, ба ихтиёри худ мактабро бандед, ман ба эшони қозикалон мегӯям, ба шумо маъхази калоне медиҳанд; агар хоҳед, ба вилояте раис мекунанд; ва илло ягон сабаб ёфта, ҳукумат мебандад, шумо беобрӯ мешавед).

Рӯзҳои ҷумъа ба мазмуни "Агар мактабҳои нав баста нашавад, дар шаҳр балвову фитна бармехезад", арзаҳои сохта карда, аз номи одамони маҷҳул, Мир Бурхониддин ба амир расонд. Дар ҳамин асно Ҳоҷӣ Абдурraуфи Фитрат ва Атоуллоҳхоҷа аз Истанбул омада буданд ва бо муаллимон мухолитат доштанд, аз ваҷҳи ривоҷу ислоҳи макотиб сӯҳбатҳои илмӣ мекарданд. Атоуллоҳхоҷа биззот ба муаллимии мактаби бародари худ Усмонхоҷа дохил шуда буд. Маъмурони элчихонаи Рус, ки ба ихтиёри аҳвану шаррайни аз мактабҳои нимислоҳёфтаи Бухоро тағофул карда буданд, аз мухолитати тарбияёфтагон ба Истанбул ба кори мактаб дар андеша афтоданд. Аҳли истибдод умуман ҳаббаро қубба ва пашшаро фил дар назар меоранд, аз мухолитати Фитрат Афандиву Атоуллоҳхоҷа ба кори мактаб чӣ гумонҳои сиёсии воҳӣ дар хаёлхонаи худ муҷассам карданд. Охируламр бастани макотиб қарор гирифт. Шулка ном аз аъзои элчихонаи Рус, ки маслакаш ҳамеша мудоҳана буд ва дар ҳар кас худро ҳамфикру хайрхоҳ ба қалам дода,

дилашро ба даст мегирифт -- қабл аз баста шудани мактабҳо -- ба мулоҳизаи ду фоида мактабҳоро зиёрат кард: яке он, ки ба муносибати зиёраташ авом гумон кунанд, ки ҳомии ин мактабҳо рус ва ин мактабҳо воситаи ҳусули матолиби рус будааст. Ба ҳамин гумон шояд омма аз мактаб нафрат карда, фитна хезонанд. Дувум, тараққипарварону мактабхоҳон ба муини мактаб будани элчихона итминон ҳосил карда, баъд аз баста шудани мактабҳо ҳам аз муовинати элчихона умедвор бошанд (дар вақте ки Шулка макотибро зиёрат кард, на аз пруграм пурсид, на мактабро таҳқиқ карда дид, балки ба як пурсуҷӯй бо муаллим иктифо намуд. Агар дар зиёрат сабабе ғайр аз сабабҳои мастур дар боло мебуд, ҳароина дуруст тафтиш мекард). Хулоса, 25 Шаъбони 1332 ҳичрӣ, рӯзи шанбе, одами Насруллоҳбийи қӯшбегӣ омада, муаллимонро ҷамъ карда, пеши қӯшбегӣ бурд. Қӯшбегӣ ба муаллимон ба даҳшат гуфт: "Мактаби нав дар аҳди амири марҳум бо фатвои уламо ва супориши амир баста шуда буд, чаро шумоён боз мактаб кушодед?!". Муаллимон гуфтанд: "Мактабҳои мо хусусӣ ва дар хонаи худи мо кушода шудагӣ аст ва дараш боз аст. Қариб як сол боз давомат кард. Маъмурони шумо ва одамони қозикалон ҳар вақт даромада мебинанд. Чун то ҳол аз тараф шумо дахле ва тааррузе нашуд, ин сукутро аломат ризо қарор дода, ба ривоҷи мактаб кӯшидем. Агар баъд аз ин ҷаноби шумо тафтиш карда, гуноҳе ёфта, бастани мактабро амр фармоед, табиӣ, мактабҳо баста мешаванд".

Ин бозхостҳои қӯшбегӣ ба таъсироти асбоби хориҷӣ будан маълум буд, зеро дар мактаби Усмонхоҷа

саду бист нафар, ба Ҳомидхоҷа ҳаштод нафар, ба мактаби Мукаммилиддин Махдум 40 нафар, дар гузари Моркуш саду панҷоҳ нафар ва ало ҳоза-л-киёс мехонданд. Авлоди аксари атбои қӯшбегӣ низ ба ҳамин мактабҳо давомат доштанд. Маъмурони ҳукумат низ ба тариқи тамошо ё ба хаёли тафтиш аксарӣ мактабҳоро сайр мекарданд. Чӣ гуна мешавад, ки қӯшбегӣ то ҳол [аз] ин хабардор ношуда, имрӯз ногоҳ воқиф гардида, дар сари суолу ҷавоб меояд? Дар ин кори ноҳақ Имомқулбек будан ҳам ба аломот ва қароини муҳаққақ шуда буд. Зеро як ҳафта пештар аз ин ҳодиса, одамони Имомқулбек омада, мактаби Усмонхоҷаро дида, ба фармуди Имомқулбек омаданашонро изҳор карда буданд. Валҳосил, баъд аз суолу ҷавобҳои фавқ, қӯшбегӣ муаллимонро дар ҳузури Мир Бурҳониддини қозикалон, ки саромади душманони мактаби нав буд, роҷеъ дошт. Қозикалон муаллимонро дида, як хат аз бағал бароварда, хонда гуфт: "Ҷаноби олӣ супориш кардаанд, ки мактаби нав ба фатвои уламо ва амри ҷаноби олии марҳум баста шуда буд. Муаллимоне, ки имрӯз мактаб кушодаанд, мутамарридини амри подшоҳӣ ба шумор мераванд. Бинобар ин аз имрӯз эътиборан мактабҳоро баста, имзо диҳанд, ки баъд аз ин ба хоки Бухоро муаллимӣ наменамоянд. Ва агар тамаррӯд кунанд, маълум кунед, мувофиқи он ҷазо дода мешавад". Ҳар касе, ки ба идораи ҳукумати Бухоро ва ба аҳволи рӯҳияи амир ва Мир Бурҳониддин воқиф аст, ба хубӣ медонад, ки ин амру супориш аввал аз тарафи қозикалон ва аъвонаш тасне ёфта, пас аз он амру супориши амир шуда баромадааст. Хулоса, қозикалон ба мазмуни фавқ аз муаллимон имзову

дастхат гирифта, мурахxас кард. Муаллимон ба мактабҳои худ омада, ба шогирдон аз масдуд шудани мактаб ҳарфе назада, таътил эълон карданд. Лекин баъзе талабаи барушд ба як назари ҳассосона аз ваҷоҳати муаллимон ба асли масъала пай бурданд, ҳанӯз шогирдон аз мактаб набаромада, хабари масдуд шудани макотиб дар байнашон шуюъ ёфт. Шогирдон як шӯреву гавғоест, ки барпо карданд, гиряҳои зоре намуданд, фарёду вовайло кашиданд. Муаллимон низ худдорӣ карда натавониста, ба гиряву фарёди атфоли маъсумин иштирок намуда, ба боисони ин мусибат нафрат ва барои ба зудӣ кушода шудани макотиб умеду орзу баён карда, дуо намуда, атфоли муслиминро рухсат фармуданд. Ба ҳамин ҳол, талаба гурӯҳ-гурӯҳ аз мактаб баромада, ба хонаи худ мерафтанд. Лекин дар роҳу раста низ аз гиряву зорӣ худдорӣ карда наметавонистанд. Аксари мардуми рақиқулқалб дар гиряи атфол иштирок карда, касеро ки ба ин ҳол сабаб шудааст, ба нафрат ёд мекарданд. Ҳатто баъзе одамони сахтдил низ ба гиряи атфол иштирок карданд. Лекин касе ё ҷамоае бо вуҷуди ин ҳама таассур ба мудофиаи ҳуқуқи атфоли муслимин набаромад ва дар амиру вазир муроҷиате накард ва нагуфт, ки "Ёху... Ин ч. ҳол аст? Шумо, ки вазифаатон иҷрои аҳкоми шаръи. аст; шумо, ки вазифаатон тарбия ва таълим диҳондани атфоли раия аст; шумо, ки вазифаатон назорат кардани муслимин аст, то ки Қуръон омӯзанд ва заруриёти диния ёд гиранд ва .. ҳеҷ яке аз ин вазоифро адо наменамоед ва масъулиятро ба гардани худ дар рӯзи қиёмат пеши ҳазрати Аҳкаму-л-ҳокимин мебаред. Борс чаро намегузоред, ки мусулмоне ба ихтиёри худ таълими

Қуръони Азимушшаън кунад? Чаро намегузоред, ки мо -- падарон ба харҷи худ атфоламонро заруриёти диния ёд диҳонем? Чаро намегузоред, ки атфоли муслимин ба ҷои сарсариёна ба кӯчаҳо гашта, фосидулахлоқ шудан, хатту савод, ҳисобу таърих омӯзанд ва тасҳеҳи ахлоқ кунанд?!".

Ҳақиқатан ҷои тараҳҳум (ба) ҳоли ин падарон буд. Бечорагонро чора фақат ҳамин буд, ки мисли атфол мегиристанд. Таассуроти худро он рӯз ба ду-се байти туркӣ таъбир карда будам, ки ба зер менависам:

Богланди дабистону казон ўлдӣ гулистон,
Ойирилди сабилар гулидан нафхаи ирфон.
Сибён улусидан дулудур кӯчаву майдон.
Ўзмалакза огланигиз эй зумраи сибён.
Эй шонли ҷаноза!
Эй қонли ҷаноза!
Оглок ки бу соат чахло айла дилларсур,
Оглок ки мулклар сиза, ымдолрасондур,
Оглок ки сизик кӯз ёшкузидан сочлир нур,
Эй халк, бу маъсумларин кӯзёшини кӯр.
Сан бехаракат тур!
Эй ҷонли ҷаноза!

25 Шаъбони 1332 хиҷрӣ - 5 июли 1914 милодӣ.

Ба амир "Агар макотиб баста нашавад, фитна барпо мешавад" гуфта, арзаҳои сохта дода буданд ва ҳол он ки то баста шудани мактабҳо осори фитнаву муқобилат дар мактабҳо, на дар байни авом ва на дар байни уламо мушоҳида намерафт. Фақат дар доираи Мир Бурҳониддини қозикалон ва аъвони ӯ як кӯшиши ҷиддӣ, лекин зимнӣ ва махфиёна буд. Тасдиқот аз тарафи Мир Бурҳониддин шудан аз мутолиоти зер низ як дараҷа маълум мешавад:

Баъд аз баста шудани макотиб дар хонаи Мир Бурҳониддини қозикалон барои адои табрикот гӯё маҷлисе ороста шуд. Уламо, ки чанд гоҳ боз масъалаи мактабро фаромӯш карда, дар паи аз ин қабил машғалаҳо намегаштанд, якбора дар ҷунбиш омада, як-як, ду-ду, чор-чор, ба хонаи қозикалон омада, ӯро ба ин музаффарияти кубро ва муваффақияти узмо табрик менамуданд. Қозикалон низ гӯё, ки шаҳреро фатҳ карда бошад, ё оламеро ба Ислом оварда бошад, яке бар сад болида, аз ҳунармандиву коргузории худ лофҳо мезаду мегуфт: "Ин кор (яъне бастани макотиб) дар ин замон ношуданӣ буд. Фақат ман ба ионати рӯҳи падар (?) ва ёрмандии шариат (?) дар ин давлат комёб шудам. Гӯё, ки ман ҳамин рӯз дар Бухоро қозикалон гардидам ва қазову қазо...".

Вақте ки макотиби Бухоро баста шуд, дар Шаҳрисабз як мактаби нав давомат дошт. Ба хабари баста шудани макотиби Бухоро, мактаби Шаҳрисабз чанд рӯз муваққатӣ таътил шуда, боз кушода гардида, давомат мекард. Мир Бурҳониддини қозикалон ба ҳокими Шаҳрисабз дар ин хусус чанд бор мактуб навишта, бастани мактабро хоҳиш кард. Азбаски ҳомии мактаби Шаҳрисабз аз бузургони эли Кенагас як шахси соҳибнуфуз буд, ҳоким дар бастани мактаб ҷасорат накарда, ё худ шахси ҳомиро риоя карда, мактуби қозикалонро ба тариқи ҳикоят нишон дод. Аз ин ҳикоят низ ба хубӣ маълум мешавад, ки сабаби умдаи бастани макотиб қозӣ Бурҳониддин будааст. Зеро агар сабаби ҳақиқӣ ҳукумат мебуд, ҳароина биззот, амир ё худи қӯшбегӣ ба ҳокими Шаҳрисабз супориш менавиштанд. Лоақал, баъд аз ин, ки ҳокими

Шаҳрисабз ба хатти қозикалон эътиное накард, амир ҳукми катъй дар бастани мактаб ба ҳокими Шаҳрисабз мефиристод. Ва ҳол он, ки бо вуҷуди аз вазифааш хориҷ будан, қозикалон дар ин боб муқарраран ва муаккадан мактуб навишт. Чун ба матлабаш нарасид ва ҳоким саҳл гирифт, ночор сукут кард. Амиру қўшбегӣ дар ин кор тадохул накарданд. Фақир то ҳол дар Бухоро шахсеро мисли қозӣ Бурҳониддин шадидуттаассуб надидаам. Дар шиддати таассуби ин шахс танҳо ҳамин ҳикояти зер шоҳиди кофист:

Мир Бурҳониддин вақте ки дар Бухоро қозикалон шуд, барои тасвияи умури раиятони Рус дар мирзохонаи худ шўъбае кушод. Дар он шўъба аз қадрдонони худ Лутфуллоҳбой ном тоҷиреро мудир таъйин кард. Азбаски дар он шўъба хутут ва авроқи муомилоти бисёр радду бадал мегардид ва аксари он хутутро ҳар рўз барои тасвияи умур дар бозорҳо ва тиҷоратхонаҳо бурдан лозим буд, Лутфуллоҳбой барои ҳифзи авроқ ҳамеша як ҷузвгири русии қуфлдор бо худ дошт. Ҳар гоҳ ки дар раставу бозор мерафт, он ҷузвгирро бо худ мебурд. Қозикалон ҳар гоҳ, ки он ҷузвгирро дар бағалу дасти Лутфуллоҳбой медид, зиёда мешўрид, авзоаш табаддул ва ранги рўяш тағайюр меёфт ва ба муқаррабони худ мегуфт: "Ба Лутфуллоҳбой фаҳмонетон, ки ҷузвгирро бо худ надорад. Авроқи лозимаро ба ягон порча баста, дар ҷайбу кисаи худ гузорад. Ҳар гоҳ, ки ҷузвгирро ба дасташ мебинам, гумон мекунам, ки ин ҳам ҷадид аст".

Аз он ҷо, ки бе амсоли он ҷузвгир ҳифзи авроқи парешон мушкил буд, Лутфуллоҳбой ба ин суханон гўш намедод. То вақте ки дар қозихона буд, ба ҳамин

ҳаракати худ давомат дошт. Рӯзе, ки Лутфуллоҳ аз хидмати қозихона мураххас шуд, қозикалон мегуфт: "Шукр Худоро, аз дидани чузвгир халос шудам". Диққат фармоед! Ҳеҷ кас таассубро ба ин дараҷа нарасонидааст. Ва ҳол он ки мумоилайҳ нишонаҳои салибдорро аз ҳукумати Рус ба чӣ хуни ҷигарҳо ситонда, ба шарафаш ҳафтаҳо тӯй медод. Ва маъа-л-ифтихор ба сари синаи худ -- дар мавқеъе, ки ба ҳама намоён бошад -- меовехт. Аҷабтар он, ки агар бо русе мусофиҳа кунад, риёан ли-н-нос дар назари мардум дасташро бо собуне, ки аз фабрики русӣ баромадааст, мешуст.

Мастур мабод, ки дар ин дафтар зикри аҳволи хусусии қозӣ Мир Бурҳониддин бисёр гузашт ва баъд аз ин низ бисёр хоҳад омад ва дар аксари фитнаву фасод сабаби бузург ҳамин шахсро нишон дода шуд ва нишон дода хоҳад шуд ва барои таҳлили аҳволи рӯҳияаш маҷбур шудем, ки баъзе аҳволи хусусияашро ба тариқи намуна зикр кунем. Хонандагони киром гумон накунанд, ки мусаввиди авроқро душмании шахсӣ бо қозикалони мазкур бошад, не не! Ҳошо! Сумма ҳошо! Фақир нисбат ба шахси худ аз қозӣ Бурҳониддин ғайр аз некӣ чизе надидаам. Хоҳ дар вақти риёсат ва хоҳ дар аҳди қозикалонӣ, ҳама вақт риояи хотири маро медошт. Аз байни амсолам киромитар мешумурд. Дар корҳои шахсӣ ҳеҷ илтимосамро бе эътино нагузоштааст. Аз ғайри хоҳишу илтимоси фақир, дар мадрасаи Хиёбон ба якбора мударрис насб кард ва ҳол он, ки дар амсоли он поя -- назар ба усул ва қавоиди Бухоро -- ба се ё чаҳор мартаба восил мешаванд, ба замми васоиту асбоби бешумор. Дар ин хусус аксари уламои

он аҳл ва мутааллиқони қозихона шоҳиданд... Ҳайфо, ки таърих риояи ҳоли ҳеҷ ошнову бегонаро намекунад. Бисёр дӯстонро таърихнавис маҷбур мешавад, ки танқид ва танбиҳҳои сахт намояд. Бисёр душманонро, бинобар хидматҳои умумиашон ва авсофи ҳамидаашон бояд тамҷиду тавсиф намуд. Хулоса, таърих зиёда бераҳм аст. Ҳаққи шахсиро ба ҳаққи умумӣ қурбон мекунад. Ғарази фақир, ки (баёни) ҳолу воқеоти охираи Бухороро маъа асбоби он бекаму кост ба тариқи ҳаққу рост (баён) кардан аст, бояд ҳуқуқи шахсиро аз хотир бароварда ҳар чӣ буд, нависам, то ки дар назди фанни таърих масъул ва индаллоҳ муотаб нагардам ва дар ояндагон маълумоти саҳеҳа дода, сабаби ибрат гирифтану манфиат бурдани фарзандони ватани азизи худ шавам. "Иннама-л-аъмолу би-н-ниёт". Дар ин хусус билхоса аз авлоду атбои қозикалон, ки муҳиббони хоси ман буданд ва аз онҳое, ки аз ин хонадон умед аст, ки баъд аз ин ба дунё омада ҷабри нуқсони мофот намоянд, афву игмоз мехоҳам. Ва аз некиҳое, ки аз ин хонадон шахсан дидаам, ташаккур ва имтинони худро аланан изҳор менамоям.

Имсол баста шудани макотиб мисли баста шудани соли 1328 набуд, балки дар Бухоро хеле тараққихоҳ ва маорифпарвар расида буд, ки ҳар кадомашон ба тариқи хусусӣ талаба мехононданд ва ташаббусоти илмиву иҷтимоӣ мекарданд. Баъзе қузоту хуккоми беруни Бухоро ҳам муаллими хусусӣ нигоҳ дошта, авлоду аҳфоди худро мехононданд. Аз ин ҷумла, Мир Икром Махдуми Судур -- бародари қозӣ Мир Бурҳониддин ва Мирзо Ғуломқодири тӯқсобаро ба тариқи мисол нишон дода метавонем. Дар моҳи

Рабеъулаввали 1332 ба тарики ширкати асҳом дар Бухоро кутубхонаи "Маърифат" кушода шуда, дар нашри осор ва чароид хидмат мекард.

Дар 15 Шаъбони 1332 ба тарики ширкати асҳом тичоратхонае ба номи "Баракат" кушода шуда, гӯё ки ба тарики ширкат тичорат карданро ба мардум нишон медод.

Дар Рамазони 1332, мутобики июли 1914 муҳорибаи умумӣ эълон ёфта, олам ранги дигар гирифт, дар китоби таърихи дунё бобҳои тоза кушода шуд.

Дар санаи 1333 ва 34 ҳиҷрӣ аз тараккипарварони Бухоро кори намоёне сар бар назад, ҳар кас ба мутолиаи ахбори ин ҳарби оламсӯз ва ибрат гирифтан аз ин вокеоти ҷаҳонгулоз машғул буд. Маъмурони элчихонаи Рус таъкиботи аҳволи умумиро мутаакқиќона {на}, факат мутаваххимона мекарданд ва дар ичрои макосиди худ мекӯшиданд. Чун баъд аз ин дар ин дафтар ба муносибати як-ду вокеа зикри маъмурони элчихонаи Рус хоҳад омад, кадре аз маслак ва тарзи ҳаракати эшон баён ёбад, зиён нахоҳад дошт. Ғояи ҳаракоти маъмурони элчихонаи Русро дар Бухоро дар аҳли ҳукумати мустабиддаи Рус ба ду нукта хул... метавон кард: аввал, чалби манофеи шахсияи худ... ба ҳар тарик, ки мумкин бошад. Дувум, хоҳ ҳақ, ... ноҳақ, куввату нуфузи ҳукумати Русро нишон дод... Ин ду муддаоро ба тарике ичро мекарданд, ки ба ч... ки мисоли мучассами шавкату ҳашамати давлати Рус шаванд, сабаби касри обрӯю номуси давлат мегардиданд. Аксари фиребгаронро ба сабаби раияи Рус буданаш ноҳаққона ҳимоят мекарданд. Мутолибаи раияи Рус ба касе бошад, ки эълони ифлос карда

бошад, аз хешонаш, ҳатто аз ҳамкишлоқонаш базӯр меситононданд. Ҳатто раияи Рус, агарчи бо векселн сохта, аз касе талабе кунад, ҳуккоми Бухороро ёрои рад кардан набуд ва ало ҳоза-л-қиёс... Даруни Бухоро ва атрофашро аз ахборнависони бадахлоқ пур карда, номи инро эҳтиёти сиёсӣ мемонданд. Билхосса дар ҳангоми муҳорибаи умумӣ ин шимаи хуфиябозӣ зиёд ривоҷ гирифт. Ахборнависон ба ин васила дар истеҳсоли манофеи разилаи худ мекӯшиданд. Ҳар кадом аз маъмурони элчихона кам ё беш толиби манфиати шахсӣ буданд. Дар ин шева Шулка ном, ки ноиби элчӣ буд, аз ҳама пешӣ кард. Шулка дар баъзе қузоту ҳуккоми бузургтар мактубҳои хусусӣ карда, изҳори дӯстӣ ва дар вақти лузум ҳимояту муовинат карданро ваъда медод, бад-ин васила роҳи қабули таоруфу ҳадяро мекушод -- дар ин хусус, арбоби ҳукумати Бухоро ҳам рамузфаҳм буданд (забони мурғонро мурғон медонанд) -- касе, ки мувофиқи маъмул муомила накунад, ранге карда, ба сараш фалокате меовард. Чунончи ба яке аз қозиёни бузург чанд бор хатҳои хусусӣ кард, чун табъи қозии мазкур аз ин қабил муомилот олӣ буд, аз муддаои Шулка тагофул варзид. Охир ба баҳонаи мурофиаи як нафар раияи фиребгари Рус азли қозии мазкурро аз амир хост. Амиру қӯшбегӣ чанд рӯз қозии мазкурро аз маъмурияташ дар Бухоро нигоҳ дошта, ба тариқи ҷурмона маблағе ба элчихона дода, Шулкаро розӣ карда, қозиро боз ба сари маъмурияташ фиристоданд. Шулка манофеи шахсияи худро аксар ба воситаи Мирзо Аҳмадбек, ки нависанда ва қадимулхидмат дар элчихона буд, ҳосил мекард. Шулка дар вақти муҳорибаи Аврупо дар озор додани

мардум зиёдатар кўшиш кард, манфиатпарастиро ба як дарачаи аъло расонид. Чунончи ба Мир Бурҳониддини қозикалон, хусусан ба Мир Икром Махдум, писарони қозӣ Мир Бадриддин худро бисёр ошнову наздик мешумурд, дар расидани инҳо ба давлат дубора хеле ёрмандӣ кард. Чун баъд аз қозикалон шудан, на Икром Махдум, на қозикалон аз изҳори ошнони холисонаву зиёфатҳои хусусӣ дигар асари дўстиро маълум накарданд, дар асбобчинӣ даромад. оқибат Икром Махдуми ўрокро "сўҳбатҳои сиёсӣ доштааст" гуфта, ба кўшбегӣ хат карда ва ба воситаи тўқсобаи маъмури элчихона ба худи Икром Махдум низ аз ин хусус мактуби таҳдидомез кунонд; охир масъала ба тақдими таоруфи бузурге ҳал ёфт. Ва инчунин ба Мир Бурҳониддини қозикалон "Домодатону писаратон сўҳбатҳои сиёсӣ доштаанду бо тараққипарварон рафтуомад мекардаанд" гуфта, ба воситаи мирзои худ мактуби таҳдидомези хусусӣ фиристод. Чун ба ин мактуб асаре мутараттиб нашуд -- яъне қозикалон рамузро нафаҳмид -- дувумбора, "Домодатону писаратон ба маъхазҳо тадохул мекардаанд, шумо фалон мурофиаро мувофиқи шаръ напурсидед, мардум ҳамеша изҳори норозигӣ мекунанд..." гуфта, бо воситаи мирзои худ мактуб фиристод, дар охири ма[illegible] илова кард, ки "Ҳар чизе, ки мирзои дорандаи (мак[illegible] гўяд, аз тарафи мо мусаддақ аст". Оқибат қозика[illegible] аз мирзои дорандаи мактуб илочи ҳалли ин муаммоҳоро пурсид. Мирзо гуфт: "Шумо қадри дўстонро намедонед. Чаноби Шулка издивоч карданд, тўёнае тақдим накардед". Валҳосил қозикалон ҳадяи мўътаддун биҳое тақдим карданӣ шуд. Мирзо гуфт:

"Бояд халяатон тиллои маскук бошад". Хулоса, мирзои мазкур маблаге (кадри маблагро фаромўш кардам) тиллои маскук аз козикалон ситонда, ба чаноби Шулка расонда, байни ин ду дўсти холис (?)-ро ислоҳу дуруст кард. Дар натичаи ин муомила, Шулка боз мактубе мабнӣ бар изҳори ризомандӣ ба козикалон фиристод. Акнун диккат фармоед, агар ғарази аслӣ маънӣ сўҳбатҳои сиёсии мавҳумӣ, ё ислоҳи козихонаи мумтанеу-л-ислоҳ бошад, чаро ба микдоре халя масъала ҳал шуд?

Шулка дар аснои муҳорибаи умумӣ ба тараккипарварони Бухоро зиёда бадрафторӣ кард. Ҳар рўз аз аҳволи тараккипарварон ба Насруллоҳбийи кўшбегӣ шикоят мебурд, "тараккипарварон чамъиятҳои сиёсӣ доштаанду фалон доштаанд" - гуфта, аз кўшбегӣ талаби тафтиш мекард. Кўшбегӣ низ ба кавли ин худгараз бино монда, махфиёна дар сари тафтиш буд. Ҳатто одамҳои кўшбегӣ дар мадрасаи Кўкалтош омада, "Оё дар ин чо чамъияту фалон хаст?" гуфта, зимнӣ мепурсиданд. Шабҳо махфиёна дар мадраса гўш медоданд ва ҳол он ки аҳволи мадрасаи Кўкалтош ба фақир камокон маълум буд. Як чаридахон худам будам, ки ба ҳучраи ман касе намеомад ва аз аҳволи сиёсию муҳориба касе аз ман суоле карда, чавобе намешунид. Бокӣ талаба ва муллоҳо агар дар ҳучрае чамъ шаванд, машғулияташон ғазалхонӣ ё шикоят аз нарасидани вакфу маъхаз буду бас.

Дар фасли тобистони 1333 Шулка ба дохили Русия рафт. То бозгашта омаданаш Бухоро аз ин гуна таҳкику тафтишоти бемаънӣ осуда буд. Фасли тирамоҳ фақир дар тумони Ғичдувон будам, ки яке аз аҳбоб

дар бозори Ғиҷдувон хабари аз Русия ба Бухоро омадани Шулкаро ба ман расонд. Дар ҷавоб гуфтам: "Оё ҳанӯз ягон воқеаи тозае эҷод накардааст?" Дӯстам гуфт: "Ҳозир се рӯз шуд, ки ба Бухоро омад. Дирӯз ба зиёратҳои расмӣ машғул буд. Эҳтимол баъд аз ин воқеае эҷод кунад". Баъд аз ду рӯзи ин мусоҳиба, фақир Бухоро омада, баъд аз ғуруб дохили мадрасаи Кӯкалтош шудам. Муаззини мадраса гуфт: "Имрӯз шуморо шогирдпешаи қӯшбегӣ суроғ карда омада буд". Банда аз ин хабар ба фаросати рӯҳшиносӣ муқаррар кардам, ки ҷаноби Шулка бозӣ ангехтааст. Барои истихбор пеши яке аз дӯстонам рафтам. Гуфт: "Имрӯз қӯшбегӣ каси бисёреро ба ҳузури худ талаб карда, "шумо чаро сӯҳбатҳои сиёсӣ ва ҷаридахонӣ мекардаетон?" - гуфта, танбеҳ кард. Номи ту низ дар он зайл будааст. Ҳамоно одами қӯшбегӣ барои ҳамин матлаб суроғат карда бошад". Фақир шабро дар ҳуҷраи худ гузаронда, субҳ пеши Насруллоҳбийи қӯшбегӣ рафтам. Қӯшбегӣ шахсан маро намешинохт. Салом дода, нишастам. Қӯшбегӣ ҷӯёи матлаб шуд. Гуфтам: "Фақир фалониам, дирӯз аз саҳро омада, шунидам, ки аз тарафи ҷаноби шумо суроғ шуда будаам. Инак ба хидмат расидам". Қӯшбегӣ аз зонуи худ порчаи коғазеро гирифта, баъд аз андохтан ба коғаз ба ман гуфт: "Асрорнависхо чанд нафар ашхосро навиштаанд, ки онҳо ҷа меҳонанд ва сӯҳбатҳои сиёсӣ доранд ва аз шикас давлати Рус ва аз ғалабаи Турку Олмон сухан мёронанд... Шуморо ҳам дар мартабаи саввуми ҳамин ашхос навиштаанд". Дар ҷавоб гуфтам: "Фақир бо мардум мухолитат надорам ва касе ба ҳуҷраи ман

намеоянд. Ба ин қавли ман аҳолии мадрасаи Кӯкалтош шоҳиданд. Ва худам низ ба хонаи касе намеравам, илло дар хонаи Мирзо Муҳйиддин, ки чанд сол боз бо ӯ рафтуомад ва мухолитат дорам". Қӯшбегӣ гуфт: "Бо Абдурраруфи Фитрат мухолитат доред ё не?" Гуфтам, "Фитратро хуб мешиносам ва ҳолдон ҳастам. Ӯ низ маро мешиносад. Лекин то ҳол на ӯ ҳуҷраи маро дидааст, на ман хонаи ӯро дидаам". Қӯшбегӣ гуфт: "Ба китобхонаи "Маърифат" рафтуомад доред ё не?" Гуфтам: "Ба китобхона ҳар рӯз барои когазу китоб харидану қаламу сиёҳӣ гирифтан меравам. Лекин дар он ҷо нишаста, бо касе сӯҳбат наоростаам". Қӯшбегӣ гуфт: "Сабаб чист, ки шуморо дар байни ин ашхос, боз дар мартабаи саввум навиштаанд?" Гуфтам: "Сабаб он аст, ки фақир ҷарида мехонам ва низ аз дер боз мехонам". Қӯшбегӣ гуфт: "Сабаб маълум шуд. Чаро ҷарида мехонед?!" Гуфтам: "Ҷарида чизи мамнӯъ нест. Дар матбааҳои хоки Рус табъ мешавад ва аз назари сензори Рус мегузарад ва низ танҳо ман намехонам, дар Бухоро ҳар рӯз тахминан ҳазор адад ҷарида омада, ба хонандагон фурӯш мешавад". Қӯшбегӣ гуфт: "Дигарон хонанд, сабаби ҳарф намешавад, шумо, ки як муллои хатмкардаи маълум ҳастед, ҷарида хонданатон мӯҷиби муохаза мегардад. Шумо китоб хонед! Қуръон хонед!" Гуфтам: "Қуръонро ҳам дар вақташ хонда мешавад, аммо китобҳои кӯҳнаро низ он чӣ дастрас буд, мукаррараи хондам. Фақир дар мутолиа зиёда ҳарисам, ҳам ҳирсам ба дараҷаи ишқ расидааст. Аз бозе, ки ба ҷароид ва китобҳои тозатабъшуда даст ёфтам, сериву пурӣ мутолиа мекунам. Агар як рӯз мутолиа накунам, хафақон мешавам".

Қӯшбегӣ табассуме карда, гуфт: "Пас, аз шумо мехоҳам, ки то тамом шудани муҳориба ҷарида нахонед". Гуфтам: "Ба чанд ҷарида муштарӣ ҳастам, хоҳ хонам, хоҳ нахонам, ба номам ҷарида меояд". Қӯшбегӣ гуфт: "Ба кадом ҷароид муштарӣ ҳастед?" Гуфтам: "Ба "Вақт", "Тарҷумон", "Шӯро". Қӯшбегӣ гуфт: "Ба номи мо низ ҷарида меояд (дар пеши зонуи худ ба ҷароид ишора кард), намехонам, гӯед, мураххасед!" Фақир ба ҳамин қадар мусоҳиба аз қӯшбегӣ мураххасӣ ёфта, ба ҳуҷраи худ омадам. Маълум шуд, ки дар ин воқеа Мирзо Саҳбобий, Ҳоҷӣ Додхоҳ Ғозибеки тӯқсоба, писари Мирзои Урганҷӣ, Ҳоҷӣ Абдуссаттори Даллол, Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим, Муҳйиддин Махдум, Аминҷон Махдум ва Аҳмадҷон Махдуми Ҳамдӣ ва ғайруҳум каси бисёреро навишта будаанд. Қӯшбегӣ ба баъзеи инҳо мисли Абдурраауфи Фитрат ва Ҳоҷӣ Абдуссаттор хеле ба шиддат муомила карда будааст. Аҷобат дар ин ҷост, ки дар ин ҷадвал номи Мирзо Иззатуллоҳ низ мактуб буд ва ҳол он, ки Мирзо Иззатуллоҳ як моҳ пеш аз ин воқеа ба Маскав ва Макариё сафар карда буд. Диққат фармоед! Коргузорони рус ба чӣ дараҷа сарсариёна мардумро ташвиш медодаанд. Акнун дар асоси масъала як назар андозем. Аҷабо, амсоли ин гуна таҳқиқоту таъқибот дар сиёсати Рус чӣ манфиат мерасонад? Ҷарида хондани мардум ба манфиати давлат чӣ халал мерасонад? Билъакс, мо ба чашми худ дидаву ба гӯши худ мешунидем, ононе, ки ҷарида намехонданд ва аз аҳволи оламу ҷуғрофия бехабар буданд, дар соли 1915 ҳукм мекарданд, ки Петроградy Маскав ба дасти Олмон таслим ёфтааст. Агар касе сухани инҳоро такзиб кунад, тарафдори Рус

ва ходими сиёсати Рус гумон карда, дашном медоданд ва фӯҳш мегуфтанд. Натиҷаи ин гуна эътисоботи бемаънӣ ин буд, ки филҷумла одамони аз дунё бохабар аз ин гуна ҳаракоти маъмурони рус ба ҷон омада, биттабъ нафрат мекарданд. Ин буд дӯстхоҳии амсоли Шулка ба ҳукумати Рус. Фақир аз ин гуна тааррузоти бесабаб аз шаҳр дилгир шуда, фасли зимистони соли 1334 ҳиҷриро дар Қизилтеппа ба зовуди Мирзо Муҳйиддин Мансурзода ба пешаи пунбалонафурӯшӣ машғул шуда, гузаронидам. Ҳафт моҳ дар он зовуд аз кашмакаши шаҳр фориғ буда, ба осудагӣ зиндагӣ мекардам. Агар баъзе ташвишотро, ки ба ҳар куҷо лозими зиндагист, истисно намоям, гуфта метавонам, ки ин ҳафт моҳ азизтарину гиромитарин айёми умри ман буд. Ин ҳафт моҳ боби шодмонии китоби зиндагонии маро ишғол мекунад. Ҳар гоҳ аз кашмакаши бозор фориғ шуда, аз гуфтушуниди муштариёни саҳроии камҳисоб халосӣ меёфтам, бо мусоҳибати Мирзо Абулқодир писари Мирзо Муҳйиддин авқотро хуш мегузаронидам. Мумоилайҳ ҷавони 24-25-сола аз аҳволи замон бохабар, забони русиро ба қадри мутолиаи кутуб ва ҷароид доро, ба адабиёти форсиву туркӣ воқиф, ба ин ду забон соҳибқаламии намоён буд. Илова бар инҳо зарифу латифасанҷ, сӯҳбаташ сабуку бемалол буд. Дар манзил ҳар гуна китобҳои форсиву туркиро аз кӯҳнаву нав доштем. Шабҳоро баъд аз сарфи таом гоҳо ба мутолиа, гоҳо ба мусоҳиба то нимаи шаб ба камоли шодмонӣ мегузаронидем. Модома-л-ҳаёт лаззати он ҳафт моҳ аз коми дили ман нахоҳад рафт. Он айёмро агарчи аввдат муҳол аст, ҳамеша ёд хоҳам кард. Байт:

Таърихи айши мо шаби дидори дӯст буд,
Аҳди шабобу суҳбати аҳбоб ёд бод.

Эй айёми гузашта, ки дигар боз нагардӣ,
Рафтӣ ту зи дасту нарафтӣ ҳеҷ зи ёдам.

Фасли зимистони 1335 низ мехостам ба пешаи тиҷорат машғул шуда, аз Бухоро берун бошам, лекин дар мадрасаи Хиёбон мударрисам карданд. Ночор ин зимистонро ба шаҳр гузаронидам. Дар авоили баҳор дидам, он чӣ дидам.

## 11

## Масъалаи ислоҳоти Бухоро

Дар замони собиқ ҳарчанд идораи ҳукумати Бухоро мутлақа ҳам бошад, ба раъйи соиби уламои ҳаққа, шариатро асос гирифта, амирони одил ҳуқуқи ибодуллоҳро ба қадри имкон аз маъмурони мутағаллиба муҳофизат мекардаанд. Кам-кам уламо мудоҳинакор шуда, умаро низ ба кайфи худ аз номи шариат ҳукм мекардагӣ шуданд. Дар аҳди амир Абдулаҳадхон қузоту ҳукком хеле худсар шуда буданд. Дар авосити аҳди амири марҳуми мазкур, Логофет ном аз муҳаррирони рус ба унвони "Мамлакати беҳуқуқ" китобе навишта, сӯиидораи ҳукумати Бухороро ташреҳ дода, нашр кард. Баъд аз ин дар матбуоти русу мусулмон ба ҳар муносибат усули идораи ҳукумати Бухоро мавзӯи баҳс шуда, танқидҳои сахт медид. Ҳар гоҳ ки дар матбуот аз ин қисм баҳс мерафт, афкори умумиян русҳову мусулмонони Русия дар таҳайюҷ омада, ислоҳи ҳукумати Бухороро аз намояндагони рус, ки васӣ ва ҳомии ҳукумати Бухоро буданд, талаб мекарданд. Намояндагони рус низ ба иҷбори афкори умумия аз ҳукумати Бухоро ислоҳот талаб мекарданд ва лоиҳае дар ин боб тақдим менамуданд. Ҳукумати Бухоро як фармони умумии ғайримуайян бароварда, ба ҳуккому қузот "Ба раия ҷавр накунед, хироҷро зиёда нагиред, дар васоиқ аз ҳазор панҷ гиред" гуфта, амр мекард. Ва ҳол он ки амсоли ин фармонҳои рӯикоғазӣ дар ярлиғи эшон маъа зиёдоти шарифа навиштагӣ буд. Модом ки мундариҷоти ярлиғ дар амал наояд, то

кучоҳо ба амал омадани ин фармонҳои фавқулодда худ ба худ маълум мешавад. Ҳар чӣ бошад, намояндагони рус ҳам ба ҳамин қадар кифоя мекарданд. Дар матбуот низ фармон музокира ёфта, чанд гоҳе ба афкори умумия(ро) каноат ҳосил мешуд. Баъд аз ягон сол, ки асари ин фармон маълум намегардид, боз матбуот ва афкори умумия мешӯриданд. Боз ҳамон талаб, ҳамон лоиҳа, ҳамон фармон, ҳамон таскини афкори умумия авдат мекард. Чӣ қадарҳо самимона будани ин фармонҳоро аз ҳамин ҳикояти зер ба хубӣ метавон фаҳмид:

Яке аз маъмурони қӯшбегӣ, ки боре яке аз фармонҳои умумиро ба ҳуккому қузот бурда буд, ҳикоят мекард, ки "Фармонро ба фалон қозӣ бурдам, мутолиа кард. Дар ин асно мунозиае пешаш омад. Аз он низоъ чорсад танга гирифт ва дусад танга ҳаққулқадам гӯён ба ман низ дод ва ҳол он ки аз рӯи фармон аз амсоли он ҳодиса чизе ситонданаш дуруст набуд". Ба ҳамин қабил тасалсул аҳди амир Абдулаҳад ба охир расид. Дар охири аҳди амири мазкур, намояндагони рус ҷиддитар ба кор шурӯъ карда, ҳисоботи замину мадохил ва масорифи Бухороро навишта, ҷиддитар ба кор шурӯъ карданӣ буданд. Чун амир Абдулаҳад марҳум шуд, амир Олимхон ҷулус кард, фармони батафсилтар ва ҷиддитар аз фармонҳои амири марҳум дар боби ислоҳот, ба шарафи ҷулус -- чунончи дар боло ба тафсил баён ёфт -- нашр кард. Чун ин фармон низ аз фармони собиқ зиёдатар натиҷае надод, намояндагони рус ба иҷбори афкори умумия ё барои дигар мақсад дар моҳи Раҷаб ва Шаъбони 1332 ҳиҷрӣ аз ҳукумати Бухоро ислоҳот талаб карданд; ба

амал овардани ислоҳоти қузотро фавран хостанд ва талаб карданд, ки қузот моҳиёна маблаға аз ҳукумат гиранд; харҷи мурофиа ва васоиқро раия кадри муайяне ба ҳукумат диҳад; соири маъмурони ҳукуматро низ ҳаққулхидмат дода, таклифашонро муайян карда шавад. Баъзе қозиёни мӯътадилу-л-маслак ин хабарро шунида, барои тасҳили ин амр ба ҳукумат "Мо толиби моҳона ҳастем, агар кадри муайян аз хизонаи давлат маош диҳанд, аз раия чизе намеситонем" гуфта, ба амир арз кардани шуданд. Лекин ин воқеаро қозӣ Мир Бурҳониддин шунида, эшонро аз ин арз манъ карда, ба сабру ба интизор ба оқибати кор даъват намуд ва гуфт: "Иншоаллоҳ, ин таклифи русонро муртафеъ хоҳем кард". Воқеан коре, ки қариб ба мавқеи иҷрову амал омада буд, худ ба худ муртафеъ шуд. Намояндагони рус низ сукут карданд. Кори аҷибе, ки воқеъ шуд, ин буд, ки ба ҳукком ва муставфиёни хироҷ дар болои он мадохиле, ки аз раия ғайримаҳдуд мегирифтанд, маблағҳои маош низ таъйин гардид. Намояндагони рус, ки қабоҳати ин корро аз ҳама зиёдатар медонистанд, ба ҳамин қадар розӣ шуданд. Зотан, ҳаракоти маъмурони рус бо ҳукумати Бухоро муаммои сарбаста буд. Эшон ҳар қадар, ки ба шиддат дар талаби ислоҳот меомаданд, ҳамон қадар сусттару сокиттар, бе натиҷае корро хитом медоданд. Худо доност, ки ҳаллоли ин мушкилот чӣ чиз бошад? Валҳосил, дар ин асно муҳорибаи умумӣ рӯй дод ва се сол гузашт. Оқибат, (охири феврал, аввали) моҳи марти 1917 милодӣ Инқилоби Кабири Русия воқеъ шуд.

## 12
## Вақоеи Инқилоби Русия ва фаҷоеи Бухоро

(Охири феврал --) аввали марти 1917 мутобиқи авохири Ҷумодолаввали 1335 ҳиҷрӣ Инқилоби Кабири маълум дар мамлакати Русия воқеъ шуда, дар зарфи се рӯз аҳолии Петрограду аскар ҳукумати мустабиддаи Рус ва арконашро -- аз император Николай гирифта то вузарояш -- ба хоки мазаллату хорӣ заданд. Идораи ҳукумат ба дасти тараққихоҳон ва ҳуррияташарварон афтод. Ин хабар ба суръати электрикӣ дар як рӯз тамоми мамлакати Русияро, балки ба тамоми дунё интишор ёфт. Дар ҳар гӯшаи хоки Русия, аҳолӣ бо як ваҷди фавқулодда саргарми ҷашни шодмонӣ ва сармасти май, покӯбиву сарҷунбонӣ шуданд. Табиӣ, ин хабар дар Бухоро низ расида, раиятони Рус дуконҳову магозаҳои худро ба аламҳои сурх тазйин намуда, эълони шодмонӣ карданд. Дар Когон ва дар тахти дарвозаи Қавола раиятони Рус аз мусулмону рус ва яҳуд намоиш карданд, нутқҳо гуфтанд, ҷавру бедоди ҳукумати собиқаи Русро ягон-ягон шумурданд. Аз зулму бедоду аз бенизомиву фасоди ҳукумати Бухоро низ сухан дар миён оварданд, ислоҳу танзими ин мамлакати харобаро аз лавозими ҳуррият ва озодии мамлакати Рус шумурданд.

Ҳукумати Бухоро, ки ба зери ҳимояти намояндаҳои ҳукумати мустабиддаи Рус ба осудагӣ мезист ва роҳи ҳар гуна ислоҳу танзимро ба дилҷӯии намояндагони рус баста, ба ин як мушт раияи фалакзада ба мутлақияти тамом амру фармон медод, ба ин хабари даҳшатасар якбора саррииттаи кори худро

гум карда, поро аз сар намешинохт; метарсид, ки фиркаи аҳрор ва аскари Русия мабодо табдили асоси ҳукумати Бухороро хоҳанд ва [амир ва ёронашро низ] мисли Николай ва атбоаш аз беху бунёд барҳам зананд. Бинобар ин, ба ҳар ранге, ки мумкин бошад, ҳифзи ҳукумати ҳозираро -- агарчи ба қадре гузашту ислоҳ ҳам муяссар шавад -- аз муғтанамот мешумурд. Аркони элчихонае, ки он вақт иборат аз Миллер, Шулка ва Введенский буданд ва аз маъмурони намоёни ҳукумати мустабиддан Рус ба шумор мерафтанд, низ аз ин Инқилоб саросема шуда буданд. Раия ва аскари Русия ҳар кучо маъмурони собиқро "мустабид" гуфта, мезаданд ва мекуштанд, ҳабс мефармуданд ва нафӣ мекарданд. Бинобар, ин аркони элчихона дар сурати зоҳирӣ, ғайри маддоҳии ҳукумати озоди нав чорае надоштанд; худро аҳрори ҳақиқӣ ба қалам медоданд, ҳаракоти собиқаашонро ба ичбор ба ҳукумати собиқа ҳамл мекарданд. Маъмурони элчихонаи Рус ба ҳукумати Бухоро баъд аз ин лузуми ислоҳотро ифҳом карданд ва "Агар ҳукумати озоди Рус аз чиҳати ислоҳоти Бухоро муохиза кунад, худи ҳукумати Бухоро чавобдиҳанда будан"-ро изҳор карданд. Баъд аз ирсоли марсули телегрофоти расмии табрикӣ байни ҳукумати Бухорову Русия, маъмурони элчихона ва ҳукумати Бухоро барои машваратҳои чиддӣ мачлисҳо барпо карданд ва қарорҳо доданд.

Амир ва Насруллоҳбийи қӯшбегӣ асосан ба ислоҳот розӣ, балки толиб буданашонро ба маъмурони рус маълум карданд; аммо дар тариқи ислоҳоту фурӯоташ музокира доштанд. Аз аъзои намоёни ҳукумати Бухоро Мирзо Низомиддинхочаи Урганчӣ

ва Мир Бурҳониддини қозикалон аслан ҳарфи ислоҳотро шунидан намехостанд. Насруллоҳбийи қўшбегӣ низ ба ин ду нафар расман аз музокирот чизе маълум накарда буд. Эшон ба масъала аз вучҳоти амиру вазир ва аз афвоҳи нос пай бурда буданд. Мирзо Низомиддин ва Мир Бурҳониддин қўшбегиро ба сўитадбир таъйиб мекарданд, дар миёни соири аъзои ҳукумат бар зарари қўшбегӣ фикрҳо илқо мекарданд ва мегуфтанд: "Чанд нафар чадид ва тараққихоҳ ва эрониёну яҳудиён бо ҳамроҳии қўшбегӣ мехоҳанд ҳукумати чаноби олиро барбод диҳанд. Чаноби олӣ агар истиқлоли давлатро мехоста бошанд, чанд нафар одамони маълумро чазо диҳанд ва танбеҳ кунанд, мамлакат ором мегирад ва қуввати ҳукумат меафзояд...".

Тараққипарварони Бухоро музокироти амиру вазир ва аъзои элчихонаро шунида, ба билфеъл воқеъ шудани ислоҳот умедашон баркамол буд. Дар байни тараққипарварон ташаббусе ва кўшише низ барои ислоҳот мерафт. Аз он чо, ки миёнаи фақир ва соири тараққипарварони Бухоро дар боби инқилоби сиёсӣ ва ичтимоӣ ихтилоф буд, эшон ҳамаи ҳаракоташонро аз ман пинҳон медоштанд. Бинобар ин аз тафсилоти ташаббусоти инҳо хабаре надорам. Фақат дар қатори оммаи нос мешунидам, ки инҳо низ таҳия доранд. Маншаи ихтилофи фақир ва соири тараққипарварони Бухоро ин буд: маслаки ман дар боби инқилоби сиёсӣ ва ичтимоии як ҳукумат ва миллат тадричӣ буд. Бе эҳзори раия ва бе танвири афкори омма инқилоби нофеъро мумкин намедонистам. Оре! Яқин доштам, ки агар ҳукумат би-т-табъи ва-р-рағбат ислоҳотро

иҷро карданӣ шавад, метавонад ва рафъи бедоду фасодро аз байни аҳолии ҷоҳил ба қуввати истибдод мумкин аст намояд. Лекин дар ин низ яқин доштам, ки ҳукумате, ки солҳои дароз ба ҳаракати худсарона одат карда бошад ва арконаш, ки "Ос! Бос! Кес!"-ро аз ҷумлаи шавкат ва ҳашамати ҳукумат мешумурда бошанд, нахоҳанд ва натавонанд, ки дар як ҳафта ё дар як моҳ ё дар як сол маданӣ шаванд ва ҳофизи ҳуқуқи умумӣ гарданд ва ба ҳуқуқи машрӯъи худ қаноат намоянд ва дар ҳаққи дигарон таҷовуз накунанд. Оре, (агар) раия ба ҳуқуқи худ доно мебуд, агар аҳолӣ мунаввару-л-афкор мебуданд, ба иҷбори эшон ҳукумат маҷбур мешуд, ки иҷрои ислоҳот намояд. Акнун бибинем, оё афкори умумӣ ҳозир буд? Ё фирқаи бузурге, ки ба масоили сиёсиву иҷтимоӣ воқиф бошанд, мавҷуд буданд? Не, не! Ҳеҷ кадоми инҳо дар Бухоро набуд. Маълум аст, ки афкори умумӣ ба воситаи илму маърифат танвир меёбад. Воситаи илму маърифат мактабу матбуот аст. Чӣ будани ҳоли мактаб дар Бухоро ба сафҳаҳои боло гузашт. Акнун ба матбуот як назар андозем. Ба муносибати муҳорибаи умумӣ ҷаридаҳои дар Бухоро бисёр шуд, то муштариёни солона, то ба воситаи кутубхонаҳо ва фурӯши явмия тахминан ҳар рӯз панҷсад (500) адад ҷарида дар Бухоро нашр меёфт. Гирем, ки ҳар ададро бар сабили бадалият ду нафар хонад, ҷамъи ҷаридахон ҳазор нафар мешаванд. Ин ҳам маълум аст, ки ҳама ҷаридахонон тараққипарвару ислоҳотхоҳони фидоӣ нестанд. Бисёр мешавад, ки ҷаридаро барои "мӯд" ё барои фаҳмидани ахбори муҳориба мехонанд ва дар мақолоти сиёсиву иҷтимоӣ аслан назар намеандозанд

ва ибрат намегиранд. Пас маълум шуд, ки афкори мунаввараи бузурге, ки дар вақти лузум ба он такя карда шавад, дар Бухоро набудааст.

Оре, ба таъсироти инқилоботи замон ва сӯиидораи ҳукумат аксари аҳолӣ ҳарфи ислоҳотро ба рағбат мешуниданд. Лекин касе, ки ба аҳволи рӯҳияи мардуми Бухоро воқиф аст, ба хубӣ медонад, ки ислоҳотхоҳии ин гурӯҳ то куҷост. Аҳолии Бухоро ба таъсири тарбияти оила ва обу ҳавои фосиди ин шаҳр, бисёр баддилу ҷабин афтода буданд. Дар ҳар кори нағз, агар ба осудагӣ ба вуқӯъ ояд, толибу рогиб буданд. Ҳамин ки фитнае бархост ва шӯрише пайдо шуд, фавран ба тарафи акси ҳаракат, ки табиӣ зӯр буд, қуввату ёрӣ медоданд. Ба ҳамин мудоҳина ва риёкорӣ муҳофизаи шахси худро менамуданд. Бисёр мешуд, ки дар бозор ду нафар як нафарро бо гуноҳ ё бе гуноҳ мезананд, ҳамин ки шахси солис дар сари даъво ҳозир мешавад, ин низ ба тарафи ду нафари зӯр гузашта бе таҳқиқу тафтиш ҳамон бечораро задан мегирад. Агар чашми ибрат боз аст, ин як далели кофист ба аҳволи рӯҳияи мардуми Бухоро. Валҳосил, маслаки ман ин буд, ки "Аввал танвири афкор ва нашри улум лозим аст, с[illegible] ислоҳот худ ба худ ё ба иҷбори афкори умумӣ ҳо[illegible] шуд. Хулоса: Илм чу ояд, ба ту гӯяд, ки кун". Со[illegible] тараққипарварон нуқтаҳои фавқро дар назар наовард[illegible] гумон мекарданд, ки ҳамин ки дар ҳукумати Русия инқилоб воқеъ шуд, тарзи идораи ҳукумати Бухоро ҳам ба андак кӯшиш мунқалиб хоҳад гардид. Ҳатто баъзе соддадилон мегуфтанд: "Модом ки матлаби мо мувофиқи шариат аст, модом ки муроди мо ободии мамлакат аст, модом ки муддаои мо рафоҳияти раия

аст, чаро уламо ба мо роҳбарӣ накунанд? Чаро аҳоливу раия ёрмандӣ нанамоянд? Модом ки ғарази мо таъмини истиқболи ҳукумат аст, модом ки орзуи мо эҳзори шавкат ва ҳашамати оянда давлат аст, чаро ҳукумат дар сари ислоҳот наояд? Чаро худ бонии ислоҳот нашавад? Чаро амири мо ба Николай тақлид кунанд? Чаро хатти ҳаракати императори Ёпунро ба худ сармашқ иттихоз накунанд? Валҳосил, ба ҳамин далелҳои мухолифи илми аҳволи рӯҳ ва ба ҳамин "чаро"-ҳои зидди қонуни табиат дар ичрои ислоҳот яқин доштанд: ба андак ташаббус худро соҳибу роҳбари ислоҳот ба қалам доданӣ буданд, "ки ишқ осон намуд аввал, вале афтод мушкилҳо". Чун фақир дар ҳар кор дурбиниву дурандеширо одат карда будам, дар масоили муҳимма зиёда диққату эҳтиёт мекардам, фикри ман бо афкори соири тараққипарварон ҳамеша мухолиф меафтод, лиҳозо ташаббусоташонро аз ман пинҳон медоштанд. Баъзеашон маро баддилу ҷабин мегуфтанд. Баъзеашон муҳофизакор, балки муртаҷеъ меномиданд. Шабе дар хонаи яке аз дӯстон ҳарфи ислоҳу танзими Бухоро ба миён омад, ҳар кас ба тарзи ислоҳот орзуву хаёли худро мегуфт. Фақир гуфтам: "Агар ҳукумат худ дар сари ислоҳ бошад ва аз ман суол кунад, ки барои ислоҳоти Бухоро чӣ кардан лозим аст? Мегӯям: Ду чиз: Мактаб! Ҷарида!" Соҳибхона ба тарафи ман шӯриш карда, гуфт: "Шумо аз аҳволи раия хабар надоред; муомилоти қузоту ҳуккомро намедонед. Дар ҳар гӯшаи мамлакат раияи муштипар дар дасти чанд нафар бедодгар гирифтортар аст, ирзу номусашон дар маърази талаф, молу ҷонашон дар мавқеи тороҷ ва яғмост; барои зироат об нест; барои тиҷорат роҳ

нест; барои табобат ҳаким, дорухона ва бемористон нест; барои айтому аҷаза дорулайтом ва дорулаҷаза нест. Чӣ гуна ақл қабул мекунад ва чӣ тавр виҷдони инсоният розӣ мешавад, ки ҳамин қадар матолиби муҳиммаро дар як тараф гузошта, дар паси мактабу ҷаридаи шумо гардем ва аз ҳамин Инқилоби Кабир ба ҳамин ҳад қаноат кунем?". Азбаски он вақт ҳиссиёти аҳли маҷлис дар ҷӯш буд ва дар як сурати восеа иҷрои ислоҳот кардани ҳукуматро умедвор буданд, дар муқобили эшон чизе нагуфтам ва сукут карданро муносиб дидам. Ва ҳол он ки ман яқин медонистам: он раияе, ки мазлумашон мехонанд ва маъзурашон меноманд ва барои ҳифзи ҳуқуқашон ин ҳама дилсӯзӣ ва ҷонканӣ менамоянд, азбаски нодон ҳастанд, ба як ишорати уламои мутаассиб ва ба як далолати ҳукумати хоин дар сари ислоҳхоҳон хоҳанд рехт ва дар садади итлофи молу ҷони эшон хоҳанд шуд.

Аз як ҷиҳат ислоҳотхоҳони муфрити Бухороро маъзур дошта мешуд, зеро роҳи ислоҳи тадриҷӣ [ро] -- ки иборат аз танвири афкори мардум бошад -- ҳукумат сахт баста буд. Аз ҳар чӣ зиёдатар, ҳукумат аз мактаби ибтидоӣ метарсид. Бинобар ин, ба восит... муллоён "Мактаби нав хилофи шариат ва мард... аз дин мебарорад" гуфта, дар байни аҳолӣ шӯ... дода буд. Ҳукумат ба фикри худ хаёл мекард, ки "... мамлакати Туркия инқилоб воқеъ шуд ва султ... Абдулҳамидро хальъ карданд. Сабаби умда тарбиятёфтагон ба тартиби нав буданд. Агар султон Абдулҳамид мактаби алифбохониро манъ мекард, ба ин бало гирифтор намешуд". Муҳокимаи арбоби ҳукумати Бухоро ба ин ҷо намерасид, ки "Агар султон Абдул-

ҳамид панҷ-шаш адад мактаб таъсис намекард, агар панҷ-шаш адад ҷавонтурконе, ки имрӯз ҳастанд, намерасиданд, то ҳол дар рӯи дунё на мамлакати Туркия мемонд, на инқилоби он, на Хилофати Исломия мемонд, на масъалаи халъу насби халифа". Султон Абдулҳамид дар таъсиси макотиб хато накардааст. Хатои он дар ин ҷост, ки ба истибдод мағлуб шуда, ба қавли одамони хоин фирефта гардида, тарбиятёфтагонро тазйиқ кард. Ба хуфиябозӣ ахлоқи уламову умароро фосид намуд. Фидокорони рашидро қатлу нафӣ фармуда, маҳв кард. Чанд нафар фидокоре, ки аз чанги истибдоди султон Абдулҳамид амон ёфта буданд, ба кӯшишҳои фавқуттоқа дар майдони сиёсат бозӣ карданд ва бақияи ватанашонро аз дасти истибдоду аҷониб халос намуданд. Агар султон Абдулҳамид тарбиятёфтагонро тазйиқ намекард ва ба тақсири афроди эшон мекӯшид, хоинонро аз дарбор дур мекард, ҳароина ин ҳама фалокат ба сари давлати Туркия намеомад ва ватан порча-порча намегардид; муҳорибаи Торобулус ва фоҷиаи Балкан рӯй намедод; ҷавонтуркон ба султон Абдулҳамид амният пайдо мекарданд ва ҳаргиз дар сари халъ намеомаданд; султон Абдулҳамид то охири умр ҳофизи Хилофати Исломият ва ҳомии олами Ислом шуда, ба шараф ва ифтихор зиндагонӣ мекард.Аммо ин нуктаҳо ба хаёли ҳукумати Бухоро намегузашт, ҳамаи ҳимматашро дар манъи мактаби алифбохонӣ сарф мекард. Лиҳозо, тараққихоҳони Бухоро ислоҳоти макотибро бе ислоҳи асоси идораи ҳукумат мумкин намедонистанд, "ҳар чӣ бодо бод" ва бо ҳамаи нуқсони асбоб, дар ислоҳоти идора мекӯшиданд. Валҳосил, аз ғайри ихтиёр, масла-

кашон, ки илмӣ буд, дар маслаки сиёсии хонумонсӯз мунқалиб гардид. Ҳақиқатан ҳаракати ҳукумати Бухоро эшонро ба тадохул дар сиёсиёт маҷбур намуд.

Яке аз ислоҳхоҳони Бухоро Мирзо Муҳйиддин Мансурзода буд. Чун дар масоили ислоҳот Мирзо Муҳйиддин бисёр тадохул дошт, лозим аст, ки қадре аз аҳволи хусусӣ ва маслаки сиёсиаш сӯҳбат намоем. Мирзо Муҳйиддин як тоҷири мӯътабару машҳури бухороист. Аз сиғари син ба пешаи тиҷорат даромада ва корҳои бузурги тиҷоратиро анҷом дода, муосирони худро аз даҳои тиҷоратии худ дар ҳайрат андохта буд. Дар авоили ҳол сакта дар корҳои тиҷоратиаш воқеъ шуда, тамоми мулку асбобаш аз даст рафта буд. Дар солҳои охирӣ дубора дар тиҷорат ривоҷ дода, судҳои намоён карда, чаҳорсад ҳазор сӯм, ки аз муомилоти собиқааш бақия монда, лекин расман ибро шуда буд, варасагони соҳибони ҳаққи иброшударо аз рӯи дафтар ёфта, ҳамаро нақдан адо намуд. Ин як далели кофист ба номуси тиҷоратиаш. Мирзо Муҳйиддин аз сиғари син ислоҳпарвар ва тараққихоҳ буд. Сиёсиётро низ ба ҳисоби тиҷорат татбиқ карда, кор мекард. Яъне аз рӯи ҳисобу қиёси даркорӣ умеди муваффақият ғолиб бошад, иқдом мекард. Агар аз рӯи ҳисоб асбоби он корро ноқис медид, то таҳияи асбоб сабр менамуд. Ҳатто баъд аз иқдом кардан ҳам, агар нуқсони асбоб зоҳир мешуд ва умеди муваффақият дур менамуд, аз он кор бозмеистод, айнан ба мазмуни "Аз нисфи зарар гаштан ҳам худ фоида аст" амал мекард. Касоне, ки аз ин сифати Мирзо Муҳйиддин бехабар буданд, ба бесаботиаш ҳукм мекарданд ва мунқалибурраъяш мехонданд.

Дар боби ислоҳоти Бухоро каноати виҷдонияи Мирзо Муҳйиддин ин буд, ки бе муовинат ва ёрмандии маъмурони рус дар Бухоро коре аз қисми ислоҳот пеш намеравад ва мегуфт: "Барои тағйиру табдили идораи як ҳукумат як қуввате лозим аст, ки аз қуввати ҳукумат ғолиб бошад. Модом ки ин қувват аз ҷиҳати ҷаҳолаташон аз раия пайдо нашудааст, маҷбурем, ки ба тариқи садақа ҳар чизе, ки маъмурони рус аз ҳукумати Бухоро дар боби ислоҳ ситонда диҳанд, ба ҳамон қадар қаноат кунем". Дар ин нуқта миёни Мирзо Муҳйиддин ва соири тараққипарварони Бухоро ихтилоф буд. Соири тараққипарварон ба ин сифат Мирзо Муҳйиддинро тарафдори рус гуфта, таъйиб мекарданд. Ва ҳол он ки Мирзо Муҳйиддин аввалин шахсе буд, ки илҳоқи Бухоро ба ҳукумати Русияро мутлақан намехост. (Тараққипарварон) худ мехостанд, ки ислоҳоти восеае дар Бухоро ҷорӣ шавад ва дастуруламали ин ислоҳотро худ бевосита ба ҳукумати Бухоро музокира кунанд ва худ (ба қуввате, ки надоштанд) ҳукуматро дар ислоҳот маҷбур намоянд. Ин сулуки тараққипарварон ба ҳиссиёти миллия бисёр гуворо буд ва аз муқтазиёти миллатпарварӣ буд; ҳайфо, ки дар ин гуна иқдомоти бузург асбобашон ноқис ва ҳозириашон мафқуд буд; фақат дар ҳиссиёт фирефта шуда, лофу боди бисёре мезаданд; қонуни табиатро иқрор намекарданд. Ба аҳволи рӯҳияи ҳукумат ва раия воқиф набуданд ва гумон мекарданд, ки ҳар ташаббуси хайрхоҳонаашонро ҳукумат "бале", раия "оре" гуфта, ёрмандӣ қабул менамоянд. Ба фикри фақир асли миллатпарварӣ он аст, ки ба коре, ки қувваташон намерасад, иқдом накунанд. Балки ба танвири афкор кӯшанд, то ки

ахолй донову ҳозир шаванд. Зеро агар бо вуҷуди нуқсони қувват ба корҳои бузург тадохул ва иқдом намоянд, рӯзе маҷбур мешаванд, ки барои ҳифзи ҳаёти худ ба аҷнабиён илтиҷо баранд, баъд аз он маҷбур мешаванд, ки ба риояи хотири аҷнабиён, ё (бо) эътимоду такя бар қуввати эшон кардан, ба фалокатҳои азима худрову ватани худро гирифтор намоянд. Мо дар чанд ҷои ин дафтар аз танвири афкор ва нашри улум баҳс кардем. Аз ин фикраҳо гумон наравад, ки фиркае, ки ҳозир худро тараққипарвар меномаңд, ҳамаи эшон мунавварулфикранд ва боқии аҳолй нодонанд, не! Аксари ҳамин фирқаи тараққипарварон низ нодон буданд. Хусусан аз сиёсиёт ҳеҷ хабаре надоштанд. Дар инқилоботи сиёсиҳое, ки ба таворих хондаанд, кӯр-кӯрона тақлид мекарданд. Дар фикре, ки имрӯз иҷро кардани мешаванд, фардои онро андеша намекарданд. Манфиатҳои мавҳумеро, ки дар хаёли худ таҷассум медоданд, бо мазарратҳои муҷассами муҳаққақ қиёс карда намедиданд. Оре, дар байни эшон як-ду нафар соҳибқаламон ва соҳибилмон мавҷуд буданд, инҳо низ каммуҳокима ва кӯтаҳандеша буданд. То рӯзи инқилоб кори мусбати нофеъе карда, ҷалби қулуби мардумро накарда буданд. Балки эшон аз се зид мураккаб буданд: гуфторашон ба кирдорашон мувофиқ набуд; таҳрирашон ба тақрирашон мухолиф буд; дар ҳаракот, саканот, дар либосу одот коре мекарданд, ки якранг аз мардум дур мешуданд. Гӯё, ки қасдан нафрати аҳолиро ба худ ҷалб мекарданд. Валҳосил, илму амали нофеъ дар байни тараққипарварон низ мафқуд буд, фақат дар баъзеи эшон хулуси ният буду бас. Ин холисниятон низ дар кони намак маҳв шуда буданд.

Вақте ки байни маъмурони рус ва ҳукумати Бухоро ислоҳоти Бухоро музокира мееёфт, аз Петроград низ телеграфе мушъир ба лузуми ислоҳоти Бухоро дар элчихона ва ҳукумати Бухоро расид. Баъд аз ин, омадушуди маъмурони рус дар Бухоро бисёртар шуд. Шабҳову рӯзҳо ба ҳузури қӯшбегӣ истода, мушовира мекарданд. Аксари шабҳо ба Тахти манор ба ҳавлии подшоҳӣ байтутат менамуданд. Қӯшбегӣ аз аҳолӣ Мирзо Муҳйиддин ва як-ду нафари дигарро ба ҳузури худ хоста, дар боби ислоҳот машварат кард. Азбаски он вақт аз ин қабил музокираҳоро зиёда махфӣ медоштанд, банда аз тафсилоташ бохабар нестам. Ҳамин қадар аз манбаъҳои мавсуқ шунидам, ки дар ҷавоби истишораи қӯшбегӣ Мирзо Муҳйиддин гуфтааст, ки "Азбаски замон замони инқилобу шӯриш аст, бе ислоҳот нигоҳ доштани ҳукумат мушкил менамояд. Бинобар ин манфиати давлати олӣ дар он аст, ки ба зери ҳимояти ҷаноби олӣ ва ба назорати арбоби ҳукумати олӣ ислоҳоте мувофиқи шаръи шариф иҷро карда шавад. Дар ин сурат, ҳам аҳолӣ розӣ ва ҳам афкори умумии аҷониб сокит мешавад, ҳам дар қуввати ҳукумат меафзояд, ҳам вилоят ободу маъмур мешавад".

Вақте ки ба давоири ҳукумат сухан аз ислоҳот мерафт, дар раставу бозор, ҳатто ба атрофи вилоёти Бухоро шоиаҳои аҷиб мебаромад: гӯё ки тараққипарварон табдили идораи ҳукуматро мехоста бошанд, бинобар ин ҷаноби олӣ чанд нафар аз тараққипарваронро ҷазои сахт доданӣ шудаанд... Ҳатто баъзе рӯз шӯҳрат медоданд, ки имрӯз фалониву фалониро ҳабс кардаанд, ё таъзир фармудаанд. Рӯзе яке аз дӯстонам

одами махсус фиристода ҷӯён аҳволам шуд, аз ин пурсиши бемаҳал ба иштибоҳ афтода, пеши он дӯст рафта, сабаби пурсишро пурсидам. Гуфт: "Пеш аз ин шунида будам, ки қозӣ Мир Бурҳониддин танбеҳи чанд нафарро аз амир хостааст. Имрӯз шунидам, ки шуморо хукумат ҳабс кардааст. Бинобар ин парешон шуда, хабар гирондам". Банда аз ин шоиаҳо, хусусан дар ҳаққи худам, сахт музтариб будам. Зеро фақир дар масъалаи ислоҳоти Бухоро ҳеҷ тадохул надоштам, балки қаноати виҷдониям дар адами имкони ислоҳот ба шароити ҳозира буд. Шӯҳратҳои аҷиба бар зарари тараққипарварон чунон боло гирифт, ки вақте ки қозӣ Мирзо Муҳаммадшарифи Садрро амир барои қозикалон кардан аз Ғиҷдувон супориш карда, Бухоро оварданд, мардуми Ғиҷдувон гумон мекарданд, ки барои робитааш ба як-ду нафар тараққипарварон қозиро ҷазо хоҳанд дод. Аҷабо! Маншаи ин ҳама шӯҳратҳои аҷиба кӣ буду чӣ буд? Оё ин шоиаҳо асл дошт? Оре, асл дошт ва маншааш ҳамон як шахси маълум буд, ки хонандагони киром ба хубӣ мешиносанд. Инак, рӯшантар менависам: Мир Бурҳониддини қозикалон буд! Ҳарчанд қӯшбегӣ аз ваҷҳи ислоҳот расман чизе ба қозикалон нафаҳмонда буд, лекин қозикалон аз афвоҳи нос чизе, ки аз давоири ҳукумат таршшӯҳ мекард, фаҳмида, дуд аз димоғаш мебаромад. Дар ин хусус, ҳамроҳи Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ нақшаҳо мекашиданд ва тасаввурҳо менамуданд. Мирзо Низомиддинхоҷа мегуфт: "Агар ҷаноби олӣ ба ман фармон диҳанд, чанд нафар туркмонро, ки барои аз ҳамин қабил рӯзҳо парвариш карда, нигоҳ доштаам, фармуда, ин ислоҳотхоҳонро

ба як шаб аз дами теғ гузаронда, истиқлоли давлати олиро муҳофиза мекунам. Ҳайф, ки корро ба коркун намефармоянд". Қозикалон мегуфт: "Чораи осон ин аст, ки ҷаноби олӣ чанд нафар ашхоси маълумро ҳабс ва итлоф намоянд. Хас кам ҷаҳон пок мешавад". Оқибат қозикалон натиҷаи тахайюлоти худро ба амир арз карда ва ба аризаи худ – баъд аз изҳори давлатхоҳӣ – қатлу таъзир, ҳабсу нафӣ ва таҳдири чанд нафарро ало ихтилофи дараҷотиҳим хоҳиш кард. Ба муҷаррради арз, ба вуқӯи мазмуни аризаи худ итминон карда, шоиоти мазкурaро шӯҳрат медод. Чун аризаи аввал беҷавоб монд, ба ҳамон мазмун дубора арз кард ва дубора шӯҳрат дод. Ин ариза низ беҷавоб монд. Сабаби беҷавоб мондани аризаҳои қозикалон ин буд, ки он вақт амиру вазир ба ислоҳот дил баста буданд. Бе иқдом ба ислоҳот ҳифзи ҳукуматро аз таъсири Инқилоби Кабири ҳукумати Русия муҳол медонистанд. Чун қозикалон аз тарафи амир маъюс шуд, уламо ва сипоҳро бар зарари ислоҳоту ислоҳотхоҳон ҳозир кардан гирифт. Ба ҳар содиру ворид мегуфт: "Худованд паноҳ диҳад, ду-се нафар мехоҳанд корро ба дасти худ гирифта, дар иҷрои бидъат шурӯъ кунанд. Умед аст, ки ба мумониати уламо ва элдорон ин корҳо дар Бухоро нашавад ва казову казо...".

Қозикалон оқибат ба қӯшбегӣ мактуб навишта, изҳори мо фӣ-з-замир карду гуфт: "Мешунавам вазоратпаноҳӣ ба хоҳиши чанд нафар мехоҳанд дар умури ҳукуматдорӣ тағйироти куллӣ диҳанд. Ба фаҳми ман, агар чанд нафари маълум ҷазо бинанд, дар тағйирот лузум намеафтад". Қӯшбегӣ дар ҷавоб навишт: "Шумо хотирҷамъ бошед, ки кори баде

намешавад. Ҳар коре, ки шавад, мувофиқи шаръи шариф мешавад. Иншоаллоҳ, касеро ба ҷазо додан лузум намеафтад. Балки ҳама аз давлати олӣ меҳрубонӣ ёфта, хурсанд мешаванд".

Чун яке аз монеони қавии ислоҳот Мирзо Низомиддинхоҷа буд ва мардумро дар муқобилати ислоҳот фикр медод, амиру вазир маслиҳат карда, ӯро ба Қаршӣ ба баҳонаи маъмурияте фиристоданд. Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ва маъмурони элчихонаи Рус барои ислоҳот лоиҳае ҳозир карданд ва барои иҷрои он лоиҳа маҷлисе мураккаб аз шаст нафар ашхос барпо карданро муқаррар намуданд; аъзои он маҷлисро аз одамони боилму хибрат ва аз савдогарони таҷрибакор ва аз уламои ҳаққонӣ ва аз тараққипарварон интихоб карданро иқрор доданд. Чун бар хилофи ислоҳот, ҳаракати қозикалон давомат кард, Миллер, ки маъмури аввали элчихона буд, қозикалонро биззот дида, истихроҷ карданӣ шуда, ба ҳузури қозикалон расид, ба қозикалон ба тариқи ҳикоят (на аз роҳи машварат) баъзе ҷои лоиҳае (ро), ки барои ислоҳот ҳозир шуда буд, нақл намуд. Қозикалон дар рафъи "аминона" адами ризояшро маълум карда гуфт: "Аминони шаръист ва ҳаққуливозаи бозори подшоҳист". Дар ислоҳоти қозихонаҳо низ мумониат карда гуфт: "Қозиҳо ҳар гоҳ моҳона мегирифтагӣ шаванд, аз ҳашамату савлаташон коста мешавад ва дар назари раия эътиборашон намемонад, раия ҳукмашонро итоат намекунад". Дар ислоҳоти макотиб низ эътироз карда гуфт: "Агар мактаби нав барпо шавад, авлоди мардум фитнаҷӯ мешаванд ва сабаби вайронии вилоят мегарданд ва низ уламо дар муқобили мактаби нав

шӯриш хоҳанд кард. Агар мактабҳои нав ба забони русӣ шавад, зарар надорад". (Дарачаи таассуб ва инодро бинигаред! Ба мактаби милливу динии мусулмонӣ розӣ намешаванд ва мехоҳанд, ки дар бадали он макотиби аҷнабӣ барпо шавад ва дар чанд сол хиссиёти миллия ва диния тамом аз по дароянд). Дар ашхоси мафрузаи маҷлис низ эътироз намуда гуфт: "Бояд ки дар он маҷлис аз тараққипарварон касе надароянд ва аз уламо низ касеро, ки ман нишон медиҳам, ҳамон шахс дарояд ва раиси маҷлис низ худи ман бошам". Дар охири мусоҳиба гуфт: "Мардум маро дар ислоҳот мухолиф мегӯянд. Ман қатъан мухолиф нестам, ба тартибе, ки баён кардам, агар маҷлис барпо шавад, иншоаллоҳ, корҳои хуб мекунам". Гумон мекунам, ки дар ин мусоҳиба дигар шарҳ бастан лозим нест. Матни ҳамин мусоҳиба хулосаи мақсад ва маслаки Мир Бурҳониддини қозикалонро ба хубӣ нишон медиҳад.

Миллер баъд аз ин мусоҳиба ба азли қозикалон қарор дода, ба қӯшбегӣ ва амир ба ҳамин замин иҷрои фикр кард. Қозикалон фардои он рӯз сӯитаъсири ин мусоҳибаро истишмом карда, дар паи илоҷу чораи муҳофизаи мансаби худ афтода, ба элчихона ба ин мазмун як мактуб навишт: "Ҳар чизе, ки ҷаноби шумо дар боби ислоҳот салоҳ бинед, ман қабул мекунам ва иҷроашро таҳаҳҳуд менамоям ва ҳар касе, ки аз уламо дар ин кор мумониат кунад, манъ ва танбеҳ мекунам...".

Ин мактуб вақте ба элчихона расид, ки кор аз кор гузашта буд. Аз тарафи амир барои қозикалон кардан, Мирзо Муҳаммадшарифи Садр қозии Ғиҷдувон даъват ёфта буд ва ярлиғи қозикалонӣ

китобат шуда буд. Бинобар ин, мактуби қозикалон барои ҳифзи мансабаш нафъе набахшид. Зотан, ба қавлу карори Мир Бурҳониддин касе эътимод надошт. Одаме, ки дар як маҷлис суханҳои мунокизи якдигар мезанад, кист, ки дар он эътимод кунад? Зотан қозӣ Мирзо Муҳаммадшариф ва қозӣ Абдуссамадхоҷа-- қозии Чорҷӯйро ба Бухоро оварда, ба маҷлиси мафруз аъзо карданӣ буданд. Чун азли қозӣ Мир Бурҳониддин муқаррар шуд, рӯзи шанбе, 15 Ҷумодоссонии 1335 ярлиғи қозикалонро ба қозӣ Мирзо Муҳаммадшарифи Садр доданд. Фардои он рӯз, якшанбе қозӣ Абдуссамадхоҷаро оварда, ба Бухоро раис карданд. Баъд аз се рӯз Орифхоҷаи Судур қозии Вобкандро оварда, ба Бухоро муфтии аскар карданд. Муфтии аскари собиқ -- Мусаннифро ба Ғиҷдувон ва раиси собиқ Абдуллоҳхоҷаи Судурро ба Чорҷӯй қозӣ карданд. Ҳарчанд азли қозикалонро афкори умумия хуш қабул кард ва уламое, ки дар димоғ боди таассуб доштанд, сабаби интибоҳашон шуд, аммо аз раисии Абдуссамадхоҷа ва муфтии аскарии Орифхоҷа норозӣ буданд. Хусусан Орифхоҷаро бинобар сиғари синнаш ба ин мансаб аслан муносиб намедиданд. Дар воқеъ, муфтии аскарии Орифхоҷа зиёда бемаврид буд. Зеро Орифхоҷа марди хурдсолу камтаҷриба ва дар инод аз мӯсафедон мусиртар буд. Абдуллоҳхоҷа ҳарчанд ибнулвақт буд, лекин соҳиби илму идрок ва муҳокиманок буд. Ҳар чизро ба қоидаи илму мантиқ андоза карда, бетарафона муҳокима мекард ва ба таъсири муҳокимаи соиба камтаассуб буд. Баъд аз он ки Абдуллоҳхоҷаро аз раисӣ азл карданд, боят ки ба Бухоро муфтии аскараш

мекарданд. Будани ин шахс дар Бухоро аз ҳар ваҷҳ зарур буд. Ҳарчанд баъзе соҳибфикрон дар ин хусус ба қӯшбегӣ муроҷиат карданд, муфид наафтод.

Фирқаи тараққипарварон, ки то вуқӯи ин азлу насбҳо хабаре надоштанд, ба муҷарради вуқӯи ин табаддул ба ҳар куҷо лофҳо мезаданд ва бодҳо мешикастанду мегуфтанд: "Ин қозикалон ба хоҳиши мо шуд, ин раисро мо кардем, казо кардем, фалон кардем..." ва ҳол он ки то вуқӯи табаддул хабаре надоштанд. Агар чизе шунида бошанд ҳам, аз шоиаҳои давоири ҳукумат зиёда набуд. Валҳосил, ба ин гуна тафаввуҳоти бемаънӣ афкори умумияро бар хилофи ин мансабдорони нав ҳозир карданд. Ҳарчанд баъзе соҳибфикрон ба баъзе муташаххистарин тараққипарварон мегуфтанд, ки "Шумо ҳаракоти бетадбирона накунед ва кореро ба худ нисбат надиҳед ва мавқеи худро шиносед ва илло дар фалокатҳо сабаб хоҳед шуд. Зеро аҳолии Бухоро ҳар коре, ки аз тарафи ҳукумат шавад, тавъан ва карҳан итоат мекунанд, аммо дар ҳар коре, ки (мақбулу маъқул ҳам бошад) пои фирқаи шумо дар миён бинанд, нафрат мекунанд ва муқобилат менамоянд...", аслан асар намекард ва бар сӯитадбири худ давомат мекарданд.

Дар аснои ин азлу насбҳо қӯшбегӣ ба туҷҷору аҳолӣ хитоб карда, як мактуб баровард. Хулосаи мазмунаш: "Ҳар коре, ки минбаъд шуданист, ҳама мувофиқи шаръи шариф хоҳад шуд. Корҳои мешудагӣ ҳама манфиати фуқаро ва хоҳиши ҷаноби олист. Бинобар ин бояд, ки дар байни мардум ва муллоён шоиаҳои дурӯғ бароварда, шӯр наандозанд. Ва "Ин корҳо ба хоҳиши ҷадидҳо ё эрониҳо будааст" гуфта

сабаби фитна нашаванд. Азбаски корҳои дар оянда мешудагӣ мувофиқи шариат ва манфиати фуқарову раият ва хоҳиши ҷаноби олист, касе мумониат карда наметавонад".

Харчанд ин мактуб ба аҳолӣ хуб таъсир кард, лекин аз тарафи дигар, осори фитна намудор шудан гирифт: Мир Бурхониддин, ки дар вақти қозикалониаш мардумро бар хилоф даъват мекард, баъд аз маъзул шудан ба ҷиддияти тамом ба кор даромад, ба ҳар тарафи вилоят бо намояндаҳои ғайрирасмии худ афкор илқо мекард ва тухми афкори собиқан коштаи худро баргу бор медиҳонд. Шона дар байни мардум зиёд шудан гирифт. Баъд аз ин ҳарфи "ислоҳот" аз миён рафт, ба ҷои он калимаи "ҳуррият" баромад ва шоиаҳо мебаромад, ки "тараққипарварон мехоҳанд, ки Бухоро ҳам мисли вилояти Рус беподдшоҳ ва ҳуррият шавад ва маънии ҳуррият он аст, ки ҳар кас коре кунад, касе манъ карда наметавонад, занҳо ба ихтиёри худ мешаванд, ҳиҷоби занҳо рафъ мешавад ва казову казо..." Валҳосил, бо ҳамин қабил фикрҳои беаслу асос мардумро бар хилофи ислоҳот бармеангехтанд.

## 13
## Як назар ба давоири ҳукумат ва элчихона

Баъд аз Инқилоби Русия, ҳукумати Бухоро ва маъмурони элчихонаи Рус таъмини ҳол ва истиқболи худро дар ислоҳоти восеаи мамлакати Бухоро қарор дода, ба кор шурӯъ карда буданд. Дар авоили ҳол ҳаракоташон ҷиддиву ташаббусоташон самимӣ менамуд. Чун қурби як моҳ аз Инқилоби Кабир гузашт, давоири ҳукумати Рус ба ихроҷи баъзе маъмурони собиқ ва ба ибқои баъзе ба кор шурӯъ карданд. Ҳайати вузарои Рус аз фирқаи кадет бо халти баъзе фирқаи ҳуррияптпарварони дигар таркиб ёфт. Байни ҳукумати Бухоро ва баъзе аъзои вазорати хориҷаи Рус ба воситаи элчихона роҳи мухобира кушода шуд. Аз он ҷо, ки дер сол боз ин маъмурон якдигари худро ба хубӣ мешинохтанд, зуд ба мо фӣ-з-замири ҳамдигар вуқуф пайдо карданд. Аз генерал Куропаткин, ки он вақт волии Туркистон буд, низ телегрофе ба элчихона, ба мазмуни "дар ҳаракати худ эътидол кунед", омад.

Табиӣ, баъд аз ин, кор ба ҳукумати Бухоро осон шуд, зеро ихтиёри ислоҳотро ва то чӣ дараҷа ислоҳот карданро ҳукумати Бухоро ба дасти худ гирифта буд. Ҳар коре, ки кунад, ба фикри аксарияти аҳолӣ такя карданӣ шуд. Ин ҳам маълум буд, ки ихтиёри аксарияти аҳолӣ ба дасти ҳукумат буд. Азбаски аҳолӣ нодон буданд, аксарияти эшонро ба воситаи уламо ва маъмурони рӯҳшиноси аҳолӣ ба ҳар бозӣ андохта мешуд. Лиҳозо, баъд аз се рӯз ё чор рӯзи

азли қозикалон, дар ҷиддияти ҳукумати Бухоро ва элчихона сустӣ зоҳир шуд. Он ҳама самимиятҳо ба як намуди зоҳирӣ мубаддал гардид.

Ҳукумат мо фӣ-з-замири худро зимнан ба касоне, ки бароиислоҳот ба тозагӣ бар сари кор оварда буд, маълум кардан гирифт. Аз ин ҷумла ба қозӣ Мирзо Муҳаммадшариф эҳтиёт ба ҳаракатро тавсия намуд. Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ба қозикалон маълум кард, ки "Абдуссамадхоҷаи раис бо тараққипарварон ва хусусан бо Фитрат мухолитат доштааст. Маълум кунед, ки аз ин қисм одамҳо қатъи муносибат намоянд". Ва ҳол он ки Фитрат дар он асно ба Бухоро набуд. Пас, маълум мешавад, ки ин танбеҳи қӯшбегӣ фақат барои изҳори мо фӣ-з-замири худ ва ҳукумат будааст. Ва инчунин дар рӯзе, ки Мирзо Муҳаммадшарифро ярлиғи қозикалонӣ дода буданд, қӯшбегӣ ба қозикалони мазкур аз ваҷҳи ислоҳот дуру дароз сӯҳбат карда, албатта ба вуқӯъ омадани ислоҳотро муқаррар намуда, мутобиқи ин хоҳиши ҷаноби олӣ ҳаракат карданро тавсия фармуда буд. Баъд аз ин расми тортуқу пешкаш марфӯъ қатъӣ буданро фаҳмонда аз тортуқ шукрона кардан низ манъ карда буд. Ва ҳол он ки баъд аз чанд рӯз лузуми тортуқи шукронаро ифода намуд. Валҳосил, аз ҳаракоти сонавии ҳукумат ба хубӣ маълум мегардид, ки ба номи ислоҳот як супориши муқаррарӣ аз ҷаноби олӣ мебарояд. Ба амал овардани он супориш мисли супоришҳои собиқ ба дасти маъмурон аст. Табиӣ, маъмурон ин супоришро низ мисли супоришҳои пеш ба токчаи нисён хоҳанд гузошт.

## 14
## Як иттифоқи аҷиб ё ҳисси қабла-л-вуқӯъ

Дар санаи 1329 ҳиҷрӣ бо Абдуссамадхоҷаи Судур -- ба вақте ки дар Чорҷӯй қозӣ буд, мусоҳибатам иттифоқ афтода буд. Дар аснои сӯҳбат сухан аз ислоҳоти Бухоро ва аҳволи аҳолӣ ба миён рафт. Фақир гуфтам: "Гумон мекунам, ки ислоҳоти Бухоро, то аҳли риёсати ҷаноби шумо мавқуф аст. Ҳар гоҳ, ки ҷаноби шумо дар Бухоро раис шудед, иншоаллоҳ Бухоро ислоҳ меёбад". Абдуссамадхоҷа дар дар ҷавоб гуфт: "Шумо муқаррар донед, ки ҳар гоҳ ҷаноби олӣ моро дар Бухоро раис кунанд, уламо дар 15 рӯз моро зада пеш хоҳанд кард". Вақте ки Абдуссамадхоҷа ба Бухоро раис шуд, фақир барои табрику таҳният як бор ба ҳузураш рафтам. Пас аз он, ба сабаби баъзе мулоҳизот тарки рафтуомад кардам. Вақте ки дар нияти ҳукумат табаддул намудор шуд, раис моро ба ҳузури худ даъват карда ва таассуроти чандрӯзаашро ҳикоят намуда, он мусоҳибати 1329-ро дар ёдам оварда гуфт: "Ҳамон хаёл ҳақиқат мешудагӣ барин ба назар меояд". Воқеан, дар сари 15 рӯз (чунончи тафсилаш дар поён хоҳад омад) Абдуссамадхоҷаро зада-зада аз риёсат тард карданд.

Аъзои элчихонаи Рус Миллер ва Шулка ҳар рӯз барои музокираи масъалаи ислоҳот дар Бухоро меомаданд. Ба Тахти манор ба ҳавлии подшоҳӣ ба эшон манзил дода буданд. Дар рӯзҳои охирӣ сустии масъалаи ислоҳотро имову ишора мекарданд. Чунончи рӯзе чанд нафар аз тараққипарваронро ба ҳузури худ оварда, Миллер мусоҳиба кард, аз натиҷаи

мусоҳиба ҳамин маълум шуд, ки хамаи ваъдаҳо "бача йиғлама, оймомонӣ санга олиб бераман", яъне изҳор кард, ки "Бухоро иншоаллоҳ дар оянда ислоҳ мешавад. Ҳар вақт ки кори ислоҳот шурӯъ кунем, шумо ба мо ёрмандӣ хоҳед кард". Ҳамин мусоҳиба аз сӯинияти элчихона буд. Зеро ба сабаби ҳамин мусоҳиба аҳолӣ муқаррар карданд, ки сабаб ва боиси ислоҳот хоҳиши тараққипарварон будааст. Бинобар ин, мегуфтанд, ки "Дар воқеъ, агар хоҳиши амиру ҳукумати Рус дар ислоҳот набошад, ин як мушт тараққипарваронро ба як шӯриш несту нобуд хоҳем кард". Яке аз дӯстонам, ки бо элчӣ зиёдатар мусоҳибат дошт ва аз ислоҳот хеле умедвор буд, дар авохири ҳол таассури мусоҳибашро ба як калима хулоса карда гуфт: "Домулло! Ислоҳоти Бухоро ҳамин аст, ки қозиву раис нав шуданд, дигар кор ба назар намеояд". Фақир гуфтам: "Зотан ман ислоҳоти Бухороро ба шароити ҳозира мумкин намедонам. Бинобар ин, ба суханҳои элчихонаву қӯшбегӣ фирефта шуда, аз паси ин кор гаштан шуморо бенафъ, балки зарарнок медонам. Зеро қоидаи арбоби ҳукумати Бухоро ин аст, ки кореро карданӣ шуда, касеро худ дар майдон меандозанд. Вақте ки аз он кор раъяшон мунқалиб шуд, дар сари он касе, ки худ дар майдон андохтаанд, балоҳо меоранд. Чунончи ҳамин Насруллоҳбийи қӯшбегӣ дар вақти фитнаи эронӣ ва бухорӣ худ маъмур фиристода, аскари Русро ба дохили Бухоро даъват намуд. Баъд аз он, ки аз ин кор амир Абдулаҳадхон муохаза кард, Насруллоҳбий ҳамон шахсеро, ки худ барои даъвати аскар фиристода буд, гунаҳкор шумурда, зачр карда, хабс карданӣ шуд. Он шахс бинобар раияи Рус будан аз ин ҳабсу зачри бемавқеъ халосӣ ёфт".

## 15
## Як назар ба аҳволи тараққипарварони Бухоро

Чунончи дар боло баён ёфт, тараққипарварони Бухоро аз Инқилоби Кабири Русия хеле умедвор буданд. Авоили ҳаракоти элчихона ва ҳукумати Бухоро дар умеди эшон афзуда буд. Рӯзе, ки масъалаиислоҳоти Бухоро баромад, орзуи ягонаи тараққипарварон як алам (=байрақ) бардошта, намоиши шодиёна кардан буд. Барои алам ҳозирӣ дида, ҳамаи ҳимматашон дар чӣ гуна гузаронидани рӯзи намоиш масруф буд. Касоне, ки аз аҳволи рӯҳияи мардуми Бухоро хабар доштанд, дар манъи ин қисм ҳаракат кӯшиш мекарданд. Чунончи Фазлиддин Махдум, ки яке аз муассисони ширкати "Баракат" аст, дар масъалаи байрақ ихтилоф карда, аз фиркаи тараққипарварон эъроз кард. Мирзо Абдулвоҳид ва Абдурраufи Фитрат дар байрақ набардоштан ва намоиш нокардан ваъда дода, Фазлиддин Махдумро боз дар байни худ кашиданд. Чун масъалаи ислоҳот шиддат пайдо кардан гирифт, масъалаи байрақ низ дар байни мардум шӯҳрат ёфт. Вақте ки ба ҳаракати ислоҳотпарварии ҳукумат сустӣ пайдо шуд, аксулҳаракатхоҳон ҳамин байрақбардориро аломати ҳаракати худ қарор доданд. Шунидам, ки аксулҳаракатхоҳон мегуфтанд: "Агар тараққипарварон ба муносибати фармони амир байрақ бардоранд, то як қатра хун дорем, ба муқобилати эшон мерезем". Азбаски тараққипарварон аз фақир қатъи алоқа карда буданд ва таҳияҳои худро махфӣ медоштанд, ба эшон маслиҳат нишон доданро муносиб намедидам. Маъазолик, ба Мирзо Абдулвоҳид, ки дер боз ҳуқуқи шарикдорсӣ ва ошноӣ

доштам ва ҳамон рӯзҳо бародарам Ҳочӣ Сирочиддини мударрис ба хонаи Мирзо Абдулвоҳид бемор афтода буд, ба аёдаташ рафта, ба ин муносибат ба Мирзо Абдулвоҳид гуфтам, ки "Шумоён дар масъалаи ислоҳот хеле аҳамият дода, ҳатто ба рӯзи бурузи фармони амир намоиши шодиёна карданӣ будетон. Касоне, ки дар муқобили шумоён ҳастанд, мегуфтанд, ки агар тараккипарварон намоиш кунанду байрақ бардоранд, то як қатра хун дорем, муқобилат хоҳем кард. Бинобар ин, ба хотири ман мерасад, ки дар ин кор ба эҳтиёт ҳаракат кардан лозим аст. Байрақбардорӣ кори муҳимме нест. Барои як амри ғайримухим сабаби аксулҳаракат шудан кори одами оқил нест". Мирзо Абдулвоҳид гуфт: "Ҳар кас моро куштанӣ бошад, дуву ним миллион одамро мекушад. Мо низ дар он миён мақтул мегардем. Мо ба худ қарор додаем, ки ҳар чӣ шумо гӯед, акси онро мекунем. Модом ки шумо "байрақ набардоретон" мегӯед, мо хоҳем бардоштан" (ба ростии ин мусоҳиба, бародарам Ҳочӣ Сирочиддини мударрис шоҳид аст). Фиркае, ки яке аз бузургони ӯ ба як тавсияи дӯстона ба ҳамин дарача дур аз мантиқ муомила мекунад, аз он фирка чӣ хайру салоҳ умед карда мешавад? Баъд аз ин аҳд кардам, ки ба эшон чизе нахоҳам гуфт. Зеро ҳар чизеро, ки салоҳ дониста гӯям, ба аксаш амал хоҳанд кард. Тавсияи хайрхоҳонаи ман сӯиначича хоҳад дод. Зотан, байни фақир ва соири тараккипарварони Бухоро мусоҳибаи хусусӣ ҳам кам иттифок меафтод, чӣ чои мушовираҳои сиёсӣ.

Чун ҳукумати Бухоро як дарача масъалаи ислоҳотро ба майдон андохта буд, бе сабабеву коре сукут карда наметавонист. Хусусан дар ин боб бо вазорати хоричаи

Рус чанд телегроф радду бадал шуда буд ва аз чамъиёти мусулмонони Русия харрӯза телегрофи табрику ташвиқ ба ислоҳот ба чаноби олӣ мерасид. Амир низ ба ҳамин замин чавоб медод. Чаридаҳои русиву мусулмонӣ масъалаи ислоҳоти Бухороро васила карда, мақолаҳо менавиштанд, роҳҳо нишон медоданд ва ташвиқҳо мекарданд. Бинобар ин лозим буд, ки лоақал ҳукумати Бухоро дар ин боб як фармон бароварда ба феъл овардани мундаричоти фармонро ба раъйи аксарӣ ҳавола кунад (ин нукта аз матни фармон ба хубӣ маълум мешуд). Ҳар гоҳ, ки кор ба раъйи аксарӣ ҳавола шавад, осон мегардад; зеро раъйи аксарӣ ва савияи маълумоти сиёсӣ, ичтимоӣ ва ахлокии эшон маълум аст. Илова бар ин ба як ишораи интизомии ҳукумат ҳама дар мумониат қиём хоҳанд кард. Ба ин васила, масъалаи ислоҳоти Бухоро боз то ҳозир шудани афкори умумия -- ба иборати дигар ило мо шоа-л-Лоҳ -- мавқуфу мансӣ хоҳад монд. Уламову сипоҳ ва маъмурони хурду бузурги давоири ҳукумат васила мечустанд, ки ба баҳонаи игтишоши пайдошуда ҳам ислоҳот мавқуф монад, ҳам тағайюру табаддул дар аркони ҳукумат афтода, эшон баҳрае ёбанд. Сархайли ин гурӯҳ қозикалони маъзул Мир Бурҳониддин, Мирзо Низомиддинхоча -- ки ба сабаби мумониаташ ба ислоҳот ба Қаршӣ маъмур шуда буд -- ва Мусанниф қозии Ғичдувон буданд. Аммо амир ва Насруллоҳбийи кӯшбегӣ саъй мекарданд, ки игтишоше пайдо нашавад. Зеро агар ғараз мавқуф гузоштани масъалаи ислоҳот бошад, аз ғайри игтишош мумкин буд ва асбоби инро ҳозир карда буданд. Аз игтишош шахси эшон мутазаррир шудан эҳтимоли

қавӣ буд. Бинобар ин, чиддӣ кӯшиш доштанд, ки игтишоше пайдо нашавад. Лекин аз ин қабил сиёсатҳои дурӯя дар амсоли ин мавориди ғолибан натичаи хуб намедиҳад. Дар ин маврид ҳамон натичаи бадро дод. Зеро мавкеи қӯшбегӣ бисёр нозук ва бораш хеле вазнин буд. Аэбаски аввал ваъдаи бузург аз ислоҳот дода буд, тараққипарварони хаёлпараст ба он ваъдаҳо бино монда, саргарми умедвориву байрақсозӣ буданд ва ба андак ишорат умеди инҳо мунқатеъ намешуд, бесаброна рӯзи судури фармони ҳумоюнро мунтазир буданд. Ва мухолифон аз ҳаракатҳои собиқи қӯшбегӣ гумон мекарданд, ки қӯшбегӣ ислоҳотро чиддан хоҳиш дорад. Ба ишоратҳои сонавии қӯшбегӣ, ҳарчанд мардум дар аксулҳаракат ҳозир шуданд, аммо дар қӯшбегӣ эътимодашон намонда буд. Қӯшбегӣ аз афкори умумияи хорич мулоҳиза карда, часорат надошт, ки фошофош гӯяд: "Ислоҳоти Бухоро алъон нахоҳад шуд". Бинобар ин сабабҳо, ба андак балво сукути қӯшбегӣ муҳаққақ буд. Алалхусус, ки мисли Мирзои Урганчӣ рақиб ва мисли Мир Бурҳониддин душман дошта бошад, ба андак балво тоб оварда натавонистанаш муқаррар буд. Аз тарафи дигар ба сабаби сиёсатҳои дурӯя эътимоди тараққипарваронро ҳам аз худ зоил карда буд. Қӯшбегӣ барои китмони мо фӣ-з-замири худ, ё ба хоҳиши истибдоди табиат ба касе аз арбоби ҳукумат машварат намекард. Ҳатто ба қозӣ Мирзо Муҳаммадшариф, ки дар рӯзи ба қозикалонӣ мансуб шудан хеле ҳарфҳо зада ва тавсияҳо карда буд, аз вуқӯоти явмия чизе маълум намекард. Рӯзе, ки барои эълони фармони ҳумоюн қозикалонро ба Арки Олӣ даъват кард, ҳанӯз аз мундаричати фармон ва ба чӣ тариқа тартиб ёфтани он рӯз чизе нафаҳмонда буд.

Аксулҳаракатхоҳон саргарми кору ҳозир кардани мардум буданд. Дар шаҳру саҳро ба мардум илқоотн дурӯғ мекарданд ва мегуфтанд: "Чанд нафар ҷадиду чанд нафар эронӣ мехоҳанд ҷаноби олиро бекор кунанд ва байрақ бардошта, ба Арки Олӣ ҳуҷум намоянд ва ҳуррият кунанд; ҳиҷоби занҳои мусулмононро бардоранд ва маҳкамаҳои шаръиро табдил кунанд; дар заминҳои милки ҳурр ӯлпон вазъ намоянд. Пас лозим аст, ки дар рӯзи байрақ бардошта ҳуҷум кардани эшон барои муҳофизати ҳукумати исломӣ бархезем ва ин як мушти бесарупоро аз миён барандозем ва казову казо...". Ҳол бад-ин минвол буд, ки рӯзи "масъуд" ё худ рӯзи "манҳус"-и эълони фармони ҳумоюн расид. Рӯзи панҷшанбе, баъд аз зӯҳри 27 Ҷумодоссонии 1335 ҳиҷрӣ, маъмурони қӯшбегӣ, қозикалон, раис ва ҷамеи саркардагону муфтиён ва қариб 40 нафар аз туҷҷорро барои соати 10-и рӯзи ҷумъа 28 Ҷумодоссонӣ ба Арки Олӣ даъват карданд. Ҳанӯз мадъувин аз сабаби даъват расман ва яқинан хабар надоштанд, аммо ба афвоҳи нос даъват барои эълони фармони ҳумоюн будан шоеъ шуда буд. Рӯзи ҷумъа ба соати мавъуд, мадъувин ба Арки Олӣ ҳозир шуданд. Имрӯз қӯшбегӣ аз тараққипарварон низ чанд нафарро даъват фармуд. Ҳамаи ҳозирин ба меҳмонхонаи "Раҳимхонии таърихӣ" ба тартиби муайян нишастанд. Аркони элчихона ва чанд нафар аз ҳайати иҷроияи шаҳри Когон низ ҳозир буданд. Аз Самарқанд барои таҳният, имрӯз муфтӣ Маҳмудхоҷаи Беҳбудӣ, қозӣ Ҳайдарбек ва як нафар аврупоӣ низ ҳозир шуда буданд. Баъд аз омода шудани маҷлис, амир омада, дар пешгоҳи маҷлис нишаст. Баъд аз дуои мухтасаре қӯшбегӣ фармони ҳумоюнро аз ҷайби худ

бароварда, ба қозикалон дода, ба хондан амр фармуд. Қозикалон ба пой бархоста ба овози баланд ба хондани фармон шурӯъ кард. Амир ва соирин ҳама ба шарафи шунидани фармони таърихӣ бархоста ба по истоданд.

Фармони ҳумоюн ин буд (нусхаи фармонро айнан дар ин ҷо навишта мешавад):

### Ҳува-л-Мустаъон

"Шафқат ва хайрияти умумии фуқароёни худро малҳузи хотир гардонида, ибтидо ба ризои умум ва хоҳиши миллат намуда, иқдомот менамоем, ки идораҳои ҳукуматии мо ба ислоҳоти восеъ бар вафқи тартиб иҷро гардида, рафторҳои худсарона ва афъолҳои собиқонаро барҳам диҳонем. Гӯшзади хотири фуқароёни худ мегардонем, ки ҷамеи ислоҳот ва табаддулоти идораҳои ҳукуматии мо бар вафқи шаръи шариф шуда, орзу дорем, ки умуми фуқароёни мо ба ин тариқа иқдомот ёрмандӣ ва ионатрасон бошанд, ки ба нури улум зуҳури тамаддун ва тараққӣ гардида, боиси зиё ва анвори Бухоро гардад.

Аввалан, иқдомоти мо барои ислоҳоти қозихонаҳо ва истифову ахзи хиссатулхироҷ ва закоту дигар ҳаққи султонӣ ва тараққии саноеъ ва тиҷорати мамлакат, махсус бо давлати қавишавкати Русия буда ва ба ҷамеи амалдорону маъмурин ва хидматгорони давлатхона мавоҷиби махсуси муайян муқаррар карда, барои бар сабили адл хидматгузор шудани онхо муфаттиши махсус таъйин намуда ва дигар тариқи инъомоти собиқи ҳар кадом фарохӯри аҳволашон доштагиро масдуд намудем. Мо бояд ҷамеи иқдомоту ислоҳот ва тарвиҷу

тараққии улум ва фунуни худро бар вафқи шаръи шариф ба амал оваронем ва барои манофеъ ва осоиши раиягони худ, ки ба пойтахти мо истиқомат доранд, хоҳиш дорем, ки умуми миллати сокинини пойтахт аз байни худхо ашхосони соҳибмашварат ва мунавварулафкорро интихоб намуда, таъсису ташкили маҷлис карда, барои ислоҳоту тараққиёт ва танзиму ҳифзуссиҳҳаи пойтахт саъю иҷтиҳод намоянд.

Алвақт лозим медонем, ки албатта як хазинахонаи ҳукуматӣ кушода, қарор медиҳем, ки ҳисоби харҷ ва мадохили муайяни мамлакатро ба давлатхонаи мо лозиму зарур гардонад.

Барои умуми раиягони мо лозим дониста, хусус, ҷамеи иҷтиҳодоту умуротро ба вақташ табъ кунонида, ба мамлакати Бухоро барои хайрияту баҳраманд гардидан нашр кунонидан таъйин намудем, ки ба пойтахти мо, ки Бухорои Шариф аст, матбаа бино карда мешавад, чунки матбаа барои табъ кунонидани тасни-фоту таълифот ва нашриёту ахбороти манофеи умум гардида ва ахбороти зарурияро бухориён иттилоъ меёбанд. Зоти мо барои фуқароёни худ базли ҳиммат ва саъйи мавфур дорем, ки дар оянда иҷрои умуроти идораҳои ҳукуматии мо ба қадри лозима муайян мегардидагиаш ба иттифоқ ва машварати ҷамъия ҷорӣ шуда, ба манофеи фуқароёни мо шавад.

Бинобар сабаби хушбахтии мусоводи ҳомии мо, ки давлати қавишавкати Русияанд, зоти мо раъй дорем, ки аз маҳбусони ба ҳабсхонаи мо хобидагӣ ба ризои фуқароёни ватани маълуф маҳбусҳо аз қайд мураххас мегардонем.

Явми ҷумъа бисту ҳаштуми шахри Ҷумодоссонии санаи 1335 ҳиҷрӣ. Асли ин нусха ба доруссалтанаи Бухорои Шариф музайян ба мӯҳри калони амири Бухоро Сайид Амир Олим ибни Сайид Амир Абдулаҳад гардидагӣ мебошад".

Баъд аз хитоми қироати фармон, амир нишаста, мухтасар фотиҳаеро ба рӯ кашида, бо аврупоиён расми видоъро ба ҷой оварда, ба хонаи хусусии худ баргашт. Баъд аз ин, муфтӣ Маҳмудхоҷаи Беҳбудӣ аз тарафи аҳолии Самарқанд ба вусул ба ин неъмати кубро аҳолии Бухороро табрик намуда, ба ҳаққи амир дуои хайре намуд. Ба ҳамин қадар расми эълони фармони ҳумоюн хитом ёфт. Аз нусхаҳои матбӯаи фармон Шулка - ноиби элчихона, ба ҳозирин тақсим намуд. Пас аз ин, аҳли маҷлис аз меҳмонхонаи Раҳимхонӣ мураххас шуда, барои адои намози ҷумъа дар масҷиди ҷомеи Регистон шитофтанд.

Баъзе аз тараққипарварон дар Регистон фармонро ба умуми аҳолӣ қироат намуда, табрикот карда, ба ҳаққи ҷаноби олӣ дуоҳо намуданд. Вақти намози ҷумъа расид. Амир низ ба намоз ҳозир шуд. Пас аз адои намоз ашхоси расмӣ ҳама дар манзилҳои худ рафтанд. Тараққипарварон бо рафоқати Қорӣ Ғулом ном мирзои элчихона фармонро дар ҳар кӯчаи шаҳр ба ҷамъи нос хонда, шарҳҳо медоданд ва аз саодати истиқбол табширҳо мекарданд. Фақирро ба як ҳисси қабла-л-вуқӯъ (ба қавли тараққипарварон: ба хоҳиши қуввати воҳима) ба муносибати ин фармон як фоҷиаи сахте ба назар намуда, тадҳиш мекард. Бинобар ин, рӯзи эълони фармон ба Регистон ҳозир нашудам. Ҳатто барои он рӯзҳо аз Бухоро берун рафтан ба худ либос фармуда

будам. Ҳайфо, ки дарзӣ либосро ба рӯзи мавъуд ҳозир карда надод. Валҳосил, намози ҷумъаро ба масҷиди Шайхшона гузорда, ба ҳуҷраи худ, ба мадрасаи Кӯкалтош даромада, чой нӯшидам. Соати дуи баъд аз зӯҳр ба Лаби Ҳавзи Девонбегӣ баромадам, ки ҷамоае аз тараққипарварон саргарми хондани фармонанд.

Яке мехонад, дигаре шарҳ медиҳад; он дигар амирро дуо мекунад; дигаре аҳолиро табрик менамояд; дар ҳар сари фикра ва ҷумлаи фармон умум каф зада, табрик ва изҳори шодмонӣ мекунанд. Муқарар, ки ин кафзанандагон тараққипарварон ва ҷавонони ҳаваскор буданд. Аммо касоне, ки ин қисм ҳаракатҳоро надидаанд, ё ба ислоҳот асосан мухолифанд, аз дур мутаҳайиирона нигоҳ карда, мисли сандуқи борут мунтазири расидани шарорае буданд. Яке аз тараққипарварон маро дида, дар гӯшаи бомчае, ки фармонро аз он ҷо мехонданд, даъватам кард. Рад кардам. Дигаре маро гуфт: "Муфтӣ Маҳмудхоҷа ва Мулло Ҳайдарбек аз Самарқанд омадаанд. Дар соати чори ҳамин рӯз ба хонаи Ҳоҷӣ Абдулҳаким ҳозир мешаванд ва меҳоҳанд шуморо мулоқот кунанд". Чун фақир бо меҳмонони мазкур равобити дӯстии қадимӣ доштам, ба вақти мавъуд ба зиёраташон рафтанро муқаррар карда, аз ҷамоаи фармонхонон канор гирифта, ба тарафи дигаре рафтам. Соати чор ба манзили маъҳуд рафтам, ки маҷлиси бузурге аз тараққипарварону тамошобинон дар он ҷо барпо шуда, меҳмонони самарқандӣ низ ҳастанд. Аҳли маҷлис барои як ҷамъияти хайрияи мафруза иона низ ҷамъ карда истодаанд. Фақир низ шаш сӯм додам. Пеш аз ин аз бими таҳдиди элчихонаи Рус ва таъқиби ҳукумати Бухоро номи ҷамъиятро ба забон оварда намешуд. Имрӯз аввалин самараи

фармони ҳумоюн ҳамин билфеъл таъсис кардани як кори хайр буд, ки тараққипарварони Бухоро ба ин неъмат худро зиёда масъуд ва бахтиёр мешумурданд. Ба ин муносибат хеле рӯҳашон қувват гирифта буд. Гӯё ки ҳама кори матлубаро феълан воқеъшуда, муқаррар мекарданд. Дар охири маҷлис аз намоиш ба рӯзи оянда музокира рафт. Аҳли маҷлис хостанд, ки субҳ байрақҳо бардошта, шаҳрро давр зада, ба дарбори ҷаноби олӣ рафта, расман изҳори шодмонӣ ва ташаккур намоянд. Азбаски умуми тараққипарварон аз ман нафрат доштанд ва ба акси қавли ман амал карданро аз забони сархайлашон шунида будам, аз бими акси таъсир биззот баёни фикр намуданро муносиб надида ба воситаи баъзе мӯътадилфикрон ва дурандешон илқо кардам, ки "Намоиш аслан муносиб нест. Зеро дар намоиш ба вуқӯъ омадани аксулҳаракат, эҳтимоли қариб, балки яқин аст". Дар масъалаи намоиш ихтилоф афтод. Оқибат аҳли маҷлис аз байни худ ду нафар вакил интихоб карда, пеши Миллер фиристода, маслиҳат ҷустанро муқаррар карданд. Мухолифин боз илқо карданд, ки муҷаррад ризои Миллер кофӣ нест. Балки лозим аст, ки Миллер ва қӯшбегӣ ҳар ду изн диҳанд ва дар намоиш ҳайати мусиқаи аскари Бухоро низ иштирок намояд. Валҳосил, баъд аз изни Миллер ва қӯшбегӣ ва иштироки ҳайати мусиқа, намоиш карданро ва илло намоиш нокарданро қарор дода, аҳли маҷлис мутафарриқ шуданд.

Фақир Мирзо Абдулвоҳидро таъйин кардам, ки шаб ба хонаи Мирзо Муҳйиддин биёяд ва Фазлиддин Махдумро низ бо худ биёварад. Ин таклиф аз тарафи Мирзо Муҳйиддин шуда буд. Ғараз он буд, ки ба ин ду нафар маъқул кунонда, аз намоиш боздорем. Шаб

ин ду нафар ба хонаи Мирзо Муҳйиддин омаданд. Мирзо Муҳйиддин суханро аз имрӯз аз тарафи тараққипарварон ба тантанаи тамом хонда шудани фармон муносиб ношудан сар карда, ба охири калом илова намуд, ки "Албатта бояд шумоён фардо монеъ шавестон, ки тараққипарварон байрақдорӣ ва намоиш накунанд". Мирзо Абдулвоҳид шӯрида гуфт: "Шуморо ин кас (ба фақир ишора карда) ба тарсу бим андохтааст. Ва илло шумо мисли шер як одами нотарс будед, аз намоиш чӣ мулоҳиза мекунед?" Мирзо Муҳйиддин ба тарафи писари худ нигоҳ карда гуфт: "Балам! Бояд зудтар худро аз даруни ин ҷамоати худсар берун мекардем. Ин гурӯҳ ҳеҷ кор нокарда оламеро ба таҳлука меандозанд. Агар ҳам кӯр-кӯрона ба ҳаракати эшон тақлид кунем, ба девонагии худ иқрор мекунем. Модом ки нияти ҳамаи мо хайр аст, модом ки намоиш дар вуҷуди он хайр дахле надорад ва эҳтимоли зарар дорад, ба ин кор ин қадар исрору инод кардан барои чист? Ҳоло кор дар пеш аст. Ислоҳот дар гуфтан осон ва дар кардан бисёр мушкил аст. Барои иҷрои ин кор одамони комил бисёр даркор аст. Лозим аст, ки таҳияҳои зарурӣро дида шавад. Ба ҷои ин омодагиҳои зарурӣ, ин ҷамоа машғули намоишу саргарми бозичаҳои тифлонаанд. Дар ин бозӣ эҳтимоли барбод рафтани ҳамаи омолу ашхос аст".

Ба ин суханон Мирзо Абдулвоҳид қадре таскин ёфта гуфт: "Мо низ бе таҳия намоиш намекунем. Ҳозир вакил фиристодем, ки агар Миллер ва қӯшбегӣ изн диҳанд ва ҳайати мусиқаи аскарро тарфиқ намоянд, намоиш мекунем ва илло -- намекунем". Мирзо Муҳйиддин гуфт: "Ман яқин дорам, ки элчӣ ва қӯшбегӣ

ба намоиш изн намедиҳанд. Алъон ман аз ҳузури элчӣ омадам. Аз ман қавл гирифт, ки намоишро манъ кунам ва масъулияте, ки аз намоиш мерӯяд, элчӣ нахоҳад ба худ бигирад ва ба намоиш изн диҳад". Мирзо Абдулвоҳид гуфт: "Агар изн надиҳанд, мо низ намоиш нахоҳем кард". Ба ҳамин қадар маҷлис мунқариз шуд. Фақир шаб дар он ҷо хобида, субҳ, баъд аз намози бомдод ба манзили худ омадам, дар роҳ дидам, ки ба дари мағозаи "Баракат" ҷамоаи мутаассирае аз тараққипарварон ҳозир буданд. Дар ҳуҷра омада, мунтазири вуқӯи воқеаҳои аҷиба шуда нишастам. Дар ин асно, яке аз талаба пешам омад. Ба Фазлиддин Махдум лузуми манъи намоишро ишъор карда, мактубча навишта, ҳамроҳи талаба фиристодам ва ба талабаи мазкур таъйин кардам, ки: "Ҳар гоҳ намоиш кунанд, маро зуд хабар деҳ". Ғаразам он буд, ки агар намоиш кунанд, бояд зуд фирор кунам. Валҳосил, ба ҳуҷра бо андешаи дуру дароз нишастам. Тахминан баъд аз як соат овози ғулғулаи мардум баромадан гирифт. Аҳолӣ ба як ҳолати музтарибона ба ҳар тараф медавиданд. Аз даруни мадраса низ хеле овози шӯру ғавғо меомад. Баъд аз фурсате аз тарафи кӯча касе дарамро зад, хабар гирифтам, талабаи маъҳуд буд, гуфт: "Ғавғо барпо шуд. Намоишчиён байрақ бардошта то Хиёбон рафтанд. Аз тарафи дигар аксулҳаракат бархоста, ба андак фурсат тамоми шаҳрро фурӯ гирифт. Ҳозир аҳли балво ба ҳар кучо ҷамъ шуда дар садади қатлу ғорати тараққипарваронанд. Ҷамъияти мутаассирае аз аҳли балво ба Регистон аз ҳукумат танбеҳи тараққипарваронро мусирран талаб доранд". Гуфтам: "Омад ба сарам аз он чӣ метарсидам". То шаб

гӯё ки ба ҳуҷра мутаҳассин будам. Азбаски ҳуҷраи ман ба мадрасаи Кӯкалтош ва ҷои ҷамъомади аҳли аксулҳаракат буд, фирор муяссар намегардид. Аз он ҷо, ки муддати бист сол боз дар ин мадраса истиқомат доштам ва то ҳол бо яке аз аҳли мадраса арбадаеву ғавғое накарда будам ва ё ба касе беҳурматӣ нанамуда будам ва инчунин аз касе ҳам беҳурматӣ надида будам, аҳли мадраса ба ҳуҷраи ман ҳуҷум накарданд ва ба ҳуҷуми одамони бегона низ роҳ надоданд. Аммо берун баромадан мумкин набуд, зеро эҳтимоли ба дасти аҳли балво гирифтор омадан буд, то шаб ба воситаи баъзе аҳбоб вақоеъро таъқиб кардам. Хулосаи таҳқиқот ин буд: Шаби шанбе ду нафар вакили тараққипарварон Файзуллоҳхоҷа ва Мирзо Иззатуллоҳ пеши Миллер барои машварати намоиш рафтаанд. Миллер эшонро ба сурати қатъӣ аз намоиш кардан манъ намудааст, аммо дар бозгашт Файзуллоҳхоҷа ба Мирзо Иззатуллоҳ гуфтааст, ки "Миллер ба намоиш кардан изн дод, ҳайати мусиқаро ҳам ба ҳукумати Бухоро таъйин карданӣ шуд -- мегӯям". Субҳ Файзуллоҳхоҷа зуд ба магозаи "Баракат" омада, қавли маснӯи худро гуфта, ҷамоатро ба намоиш кардан далолат кардааст. Аммо Мирзо Иззатуллоҳ ҳақиқати ҳолро, яъне аз намоиш манъ кардани Миллерро ба баъзе муташаххисини тараққипарварон маълум кардааст. Аз он ҷо, ки аксари ҳозирин ҷавонони 15-солаву 20-сола, ҳама аҳли ҳавасу тамошо ва бемуҳокима буданд, ҷамоати тарафи намоиш карданро қувват дода, ҳозирӣ дида, чанд нафар ҷавононро ба саҳни масҷиди Девонбегӣ бурда, ашъори миллӣ таълим кардаанд ва нутқҳо гуфтаанд. Валҳосил, ҷамъияти мутакассира барпо шуда, ихтиёр-

ро аз дасти роҳбарони худ гирифта, намоиш кардаӣ шудаанд. Роҳбарон низ ба намоиши бебайрақ розӣ шуда, иштирок кардаанд. Дар ин асно мусулмонони қафқозӣ, ки барои иштирок ба намоиш байраке ҳозир карда будаанд, бардошта баромадаанд. Аз тарафи дигар яҳудиён низ байраке бардоштаанд. Дар ин вақт ҷавонони бухороӣ низ ба магозаи "Баракат" ҳуҷум карда, байрақҳои хозиркардаи худро бардошта, ба тантанаи тамом пеш-пеши аҳли намоиш даромада, абёти миллӣ хонда, аз Говкушону Ғозиён гузашта, ба тарафи Хиёбон роҳӣ шудаанд. Чун аломати хуруҷи аҳли аксулҳаракат ба намоиш шурӯъ кардани тараккипарварон буд, ба муҷарради намоиш сар шудан дар ҳар мадраса ва ҳар сари кӯча нотиқони аҳли аксулҳаракат "во шариато!" гӯён мардумро ба газову ҷиҳод даъват кардаанд. Бозору дакокинро ба зӯру таҳдид бандондаанд. Нотиқон сар бараҳна фӯта ба гардан, навҳаҳо кардаанд, марсияҳо хондаанд. "Шариат аз даст рафт! Диёнат аз даст рафт! Ҳукумат аз даст рафт! Амир аз даст рафт! Ихтиёри занони мо ба дасти аҷониб афтод! Исмати занону духтарони мо ба боди беномусӣ хоҳад рафт..." гӯён, шӯресту гавгоест, ки эҷод кардаанд. "Ҳозир ба чашми худ дидам, ки аҳли намоиш ҳиҷоби занони роҳгузарро аз сарашон гирифтанд" гуфта, оташ дар болои оташ мезадаанд.

Имрӯз амир ба ҳавлии поён, ки ҳавлии Мирзои Ҳӯлош [?] меномаид. буд. Фиркаи бузурге ба дарбори амир ҳозир шуда, фарёд бароварда, ба ҳимояти шариат даъваташ кардаанд. Аҳли дарбор эшонро дар шиддат додан ба балво ташвиқ карда, роҳҳо нишон додаанд.

Ҷамоати мутакассирае ба Регистон ҳозир шуда, ҷамоатеро ба ҳузури кӯшбегӣ фиристода, фавран қатлу эъдоми ҳар кадоми тараққипарвар номро мусирран талаб кардаанд. Аҳли намоиш аз ҳамин қадар шӯру ғавғои шаҳр бехабар ва саргарми ғазалхонӣ шуда, то Хиёбон расидаанд. Аз он ҷо аз байни худ Мирзо Раҳимхони мударрис, Ҳоҷӣ Мирбобо Мӯҳсинзода ва Атоуллоҳхоҷа писари Фӯлодхоҷаро вакил интихоб карда, ба ҳузури кӯшбегӣ ба талаби мусиқии аскарӣ фиристодаанд. Худҳошон ба сари бозори Хиёбон то омадани ҳайати мусиқӣ танаффус карда, истоданӣ шудаанд. Вакилҳо низ ба шӯру ғавғои Регистон эътиное накарда, дар болои Арк, пеши кӯшбегӣ баромада, матлабашонро арз кардаанд. Ин вақт, вақте буда, ки аҳли балво қатлу эъдоми аҳли намоишро талаб доштаанд. Қӯшбегӣ вакилони мазкурро ҳабс фармудааст. Баъд аз соате Ҳоҷӣ Мирбоборо 75 чӯб зада, ба ҳабсхонаи сахт, ки "Обхона"-аш меноманд, андохтааст. Азбаски Мирзо Раҳими мударрис ва Атоулоҳхоҷа худро раияи Рус ба қалам додаанд, аз зарб халос шудаанд. Дар ин асно, аҳли намоиш хабари балворо шунида, ҳар кадом ба ҳар тараф гурехтаанд ва пинҳон шудаанд ва баъзе худро фироран ба Когон расондаанд. Дар ин намоиш тақрибан панҷ-шаш ҳазор нафар иштирок доштаанд. Аксари эшон, ки аҳли ҳавасу тамошо будаанд, парешонии ҳоли тараққипарваронро дида, фавран "во шариато!" гӯён ба тарафи аксулҳаракат гузаштаанд. Ҳар кас барои ҳифзи ҷони худ рафиқашро "ин хабиси ҷадид ва тараққипарвар аст" гуфта, нишон медодааст. Яке фиркаи мутакассирае, ки қалбан моили ислоҳот буданд, инҳо низ барои

ҳифзи ҳаёти мустаор, сифати разилаи нифоқро пеш гирифта, шадидтарин аҳли балво шуда, сар бардоштаанд. (Чунончи мулло Маҳмуди Араб ва Саъдӣ Махдуми салавотхонон, дар аввали Инқилоби Кабири Русия ба ҳуҷраи фақир омаданд ва гуфтанд, ки "Давлати муаззами мустабидди Рус ба озодӣ мунқалиб шуд. Мо то кай дар ин беҳуқуқӣ зиндагонӣ мекунем? Мо то кай асири кайфи ду-се нафар ҳокими ҷоҳил мешстем? Акнун лозим аст, ки мо ҳам талаби ҳуқуқ кунем ва толиби ислоҳот шавем, ҳуқуқи ҳукумат ва раия муайян шавад. Ҳеҷ кас ба касе зулму ҳайф раво дошта натавонад..." Гуфтам: "Бародарон! Шумо то ҳол чарида хондед, "ҳуқуқ" ном як чизро шунидед, аммо намедонед, ки ҳуқуқ чист! Ва инчунин аз чаронд инқилоби Туркия, Эрон ва имрӯз Инқилоби Кабири Русияро мутолиа кардед, аммо намедонед, ки ин инқилобот ба чӣ ранг ба вуқӯъ омад. Агар мусоида фармоед, матлабро бо як мисол ба шумо ҳолӣ намоям: тифли хурдсоли навзодро агар шумо таом диҳед, он таом ҳар қадар лазиз ҳам бошад, қай хоҳад кард ва ба иллати сӯиҳазм гирифтор шуда, ба ду-се рӯз талаф хоҳад шуд. Ва ҳамчунин беморро лозим аст, ки аввал даво дода шавад, то ки меъдааш гизоро қабул намояд ва аз он гизо интифоъ барад. Агар ба мариз даво надода, таом хӯронанд ва он таом ҳар қадар нағз бошад ҳам, табиати бемор қабул нахоҳад кард. Агар ба зӯру икроҳ хӯронанд, бемор мутмин хоҳад шуд. Инчунин аҳолии вилояти мо дар боби сиёсиёт ва иҷтимоиёт ҳанӯз тифланд ва ё мисли тифли хурдсол аз илму идрок бариянд. Ба эшон аввал шири маърифат нӯшондан лозим аст, то ки ба синни қабули

ғизо бирасанд. Ё мариз ба марази ҷаҳланд, ки ба эшон давои илму хибрат истеъмол кунондан даркор аст, то қабули ислоҳот, ки таоми лазизи исломият ва инсоният аст, намоянд. Шумо чанд нафар агар ислоҳ хоҳед, ҷамоат рад хоҳанд кард. Агар ба зӯр қабул кунонданӣ шавед, ба зӯри шумо ҳуҷум хоҳанд кард. Азбаски шумо чанд нафар беш нестед, ба ин муҳоҷимат маҳв хоҳед шуд. Бинобар ин, нофеъ он аст, ки номи ҳуқуқу ислоҳотро ҳозир ба забон наронед ва ба ҳар тариқ, ки метавонед, ба мардум нашри маърифат намуда, аксари эшонро ба ҳуқуқи худашон доно кунонед. Пас аз он чизе дилашон хоҳад, худашон талаб хоҳанд кард".

Намедонам, инҳо суханони маро қалбан қабул карданд ё не? Ба ҳар сурат, сарҷунбонӣ карда, аз пеши ман рафтанд. Дар рӯзи намоиш яке аз пешравон эшон буданд. Саълӣ Махдум нутқҳои шӯрангез мекард. Вақте ки аксулҳаракат бархост, Маҳмуди Араб фавран худро ба зумраи аксулҳаракат ҳамроҳ карда, "Во шариато!" мегуфт. Саълӣ Махдум, ки ба сабаби нутқҳои оташини тараққипарваронааш, аз ҳуҷуми аҳли балво метарсид, ба Когон фирор кард. Баъд аз таскини балво – баъд аз чанд рӯз – ба шаҳр омада, ба муллоёни балвочӣ илтиҷо бурда, аз ҳаракатҳои собиқааш тавба намуд. Ҳар чӣ карда бошад, ба иғвои чанд нафар карданашро баён намуд. Ва ҳол он, ки яке аз ташвиқкунандагон ба намоиш ва мусиртарин ислоҳотхоҳон ҳамин Саълӣ Махдум буд. Ин буд ҳоли аксари тараққипарварони Бухоро. Бо ин ҳама бесаботӣ бо корҳои бузург иқдом мекарданд.

Имрӯз аҳли балво ба Арки Олӣ ба Абдуссамадхоҷаи раис ҳуҷумҳои сахт карданд, ба алфози шаниа

ташнеаш намуданд. Қӯшбегӣ Абдуссамадхоҷаро муҳофиза карда, азлашро ба мардум эълон кард. Пеш аз тамом кардани воқеаи рӯзи шанбе лозим аст, ки қадре аз аҳволи аҳли аксулҳаракат ва асбоби ҳаракати эшон баён намоем.

Мастур мабод, ки Абдурраӯфи корвонбошӣ ирсан меҳтари савдогарони Бухоро ва оқсаққоли эшон буд. Ба эътибори тақвияти ҳукумат ва мавқеи шахсии худ дар авоили ҳол ба корҳои тиҷоратӣ нуфузи куллӣ дошт. Лекин аксари авқот нуфузи худро сӯиистеъмол мекард. Масалан, агар савдогаре бимирад ё сакта ба корҳои тиҷоратиаш афтад, табиӣ, ҷамеи ҳалли ақди кораш ба дасти Абдурраӯфи корвонбошӣ меафтод. Дар ин сурат, корвонбошӣ чӣ қадар интиқоми шахсӣ, ки ба сафаҳоти ҳаёти он савдогар дошта бошад, мекашид ва низ дар ҷалби манфиати моддии худ ба қадри мақдур мекӯшид. Ин ҳол ба умуми аҳли тиҷорати Бухоро маълум ва ҳоҷат ба баён нест (дар таракаи амволи Холмуродбеки Қарокӯлӣ ин ҳол дар назари умум собит гардид).

Дар санаи 1333-34 ҳиҷрӣ сакта ба кори тиҷоратии Ҷӯрабек афтод. Ҷӯрабек яке аз тоҷирони мӯътабари Бухоро ва ҳамеша дар бозор рақиби Абдурраӯфи корвонбошӣ буд. Абдурраӯфи корвонбошӣ аз ин фурсат истифода кардани шуда, дар садади барбод додани хонадони Ҷӯрабек афтод. Ба ҷое, киислоҳи байн намояд, қарзхоҳонро ба як сурати фаҷеона ба Ҷӯрабек ва хонадонаш ҳуҷум кунонда, дар кӯчаву бозор ба ҳоли фазиҳатиштимоле андохт. Мирзо Муҳйиддин, ки яке аз тоҷирони мӯътабар буд, дид, ки бо корвонбошӣ кори Ҷӯрабекро ислоҳ кардан мумкин нест, мутаашаххисони туҷҷорро ҷамъ карда, корвонбоширо аз

миён бароварда, кори Ҷўрабекро ислоҳ кард. Азбаски аҳли тиҷорат чандин сол боз аз ҳаракатҳои корвонбошӣ дилгир буданд, ҳама муттафиқ шуда, Абдуррауфи корвонбоширо аз оқсаққолии туҷҷор азл карда, Ғиёси оқсаққолро ба ҷояш насб намуданд. Аз ин сабаб, Абдуррауфи корвонбошӣ кинаи сахте аз Мирзо Муҳйиддин ба дил гирифта, мунтазири вусули фурсати интиқом буд.

Абдуррауфи корвонбошӣ ҳарчанд аз оқсаққолӣ маъзул шуда бошад ҳам, дар баъзе умури муҳимма ба тариқи ғайрирасмӣ тарафи мушовараи ҳукумат меафтод. Вақте ки ҳалал дар нияти ислоҳотпарварии ҳукумат ворид омад, ба тариқи ғайрирасмӣ ба Абдуррауфи корвонбошӣ машварат кард. Абдуррауфи корвонбошӣ, табиӣ, бар зарари ислоҳот фикр дод ва ба қалъу қамъи Мирзо Муҳйиддин рафъ шудани ин ғоиларо баён намуд. Соири туҷҷорро, ки умуман амирпарасту мафтуни хилъатҳои рангоранги подшоҳӣ буданд ва илова бар ин аксарӣ аз ҳукумат маблағҳои бузург қарздор буданд, корвонбошӣ ба аксулҳаракат ҳозир кард. Чун рўзи шанбе балвову фитна барпо шуд ва ҳаракати ҳукумати Бухоро ало рууси-л-ашҳод маълум гардид, ҳама ба роҳнамоии корвонбошӣ "Дод аз дасти Мирзо Муҳйиддин!" гўён ба Арки Олӣ баромаданд; ҳама "Во шариато!" гўён фарёд мезаданд, қатлу ғорати хонаводаи Мирзо Муҳйиддинро аз ҳукумат талаб мекарданд; Мирзо Муҳйиддинро ба бағӣ ва фасод нисбат медоданд. Намояндагони бузурги корвонбошӣ "махдумони ҳиротӣ" ном ҳамсоягонаш буданд, ки ҳамон рўз худро аввалин ҳомии шариат ба қалам дода ва "вовайло" мегуфтанд. Биззот, Абдур-

рауфи корвонбошӣ гиря карда, ба аҳли балво фармон медод ва мо фӣ-з-замири худро китмон карда натавониста, мегуфт: "Маро Мирзо Муҳйиддин қариб маҳв карда буд. Алҳамду ли-л-Лоҳ, муллоён дигар бора зиндаам карданд". Аҷабтар он, ки Ҷӯрабеки араб, ки як сол пеш қариб буд ба хоҳиши корвонбошӣ тамом аз обрӯю эътибор ҷудо шуда, ба хоҳиши корвонбошӣ хонашину маҳбус гардад, лекин ба сабаби ёрмандӣ ва муовинати Мирзо Муҳйиддин даъвоҳояш ислоҳ ёфта, дубора ба бозор даромада, ҳам таъмини маишат мекард, ҳам кам-кам қарзҳояшро адо менамуд, ин низ имрӯз яке аз намояндагони бузурги корвонбошӣ шуда сар бардошт ва аз шадидтарин душманони Мирзо Муҳйиддин гардид; хабар фиристода, тамоми эли арабро ҷамъ кард ва кӯбкоритозону мургбозон ва какликбозонро, ки ҳама ҳаммаслаконаш буданд, дар фитна муҳайё намуд ва ба эшон аланан таълимот дод. Рубоӣ:

Аз аҳли ҷаҳон умеди ёрӣ ғалат аст,
Ойини вафову ҳақгузорӣ ғалат аст,
Чашми меҳру таваққуи зулму ситам,
Дорӣ ғалат аст, агар надорӣ ғалат аст.

Гирем, ки холисан ли-л-Лоҳ кор кардан, манфиати умумро дар назар овардан ва Худоро ҳозир дида, ба бандагони Худо тӯҳмат накардан дар табиати Ҷӯрабек набошад, боре мукофоти ҳуқуқи шахсиро, ки дар табиати ҳар ҳайвон ҳаст, бояд риоя мекард. Мирзо Муҳйиддин бо корвонбошӣ бад нашуд, магар барои кори Ҷӯрабек. Ҷӯрабек дубора ба кор надаромад, магар ба сабаби Мирзо Муҳйиддин. Дар ин сурат агар ба Мирзо

Муҳйиддин ёрӣ дода наметавонист, лоақал бетараф меистод: "Маро зи нафъи ту умед не, зарар марасон". Чунончи Ғайбуллоҳхоҷа, Ғайбуллоҳбои Шакар, Қамолбеки Пӯсти буз ва Усмонбек, ки ҳамроҳи Мирзо Муҳйиддин ширкати "Тиҷорат"-ро таъсис карда буданд ва дар баъзе корҳои умумӣ мисли таҳияи арзоқи раия дар вақти қаҳту усрат ва дигар корҳо ҳамроҳӣ мекарданд, ҳамин қадар ҳуқуқро риоя карда, алалан изҳори душманӣ ба Мирзо Муҳйиддин накарданд ва аз интиқоми ҳукумат ва корвонбошӣ наандешиданд. Ҳарчанд ёрмандӣ аз дасташон наомад, хиёнат ҳам накарданд ва зарари сареҳ хам нарасониданд ва бетараф истоданд. Таассуф, ки Ҷӯрабек чӣ қадар ҳуқуқшинос ва ба чӣ дараҷа инсон буданашро ба хубӣ нишон дод. Пештар аз ин вақоеъ худам биззот борҳо дида ва аз одамони мӯътамад шунидаам, ки Ҷӯрабек доим некиҳои Мирзо Муҳйиддинро ба ҳаққи худаш ягон-ягон шумурда, гиря карда, дуо мекард. Пас маълум мешавад, ки он ҳама некиҳоро медонистааст. Пас сабаб чӣ шуд, ки дар як рӯз аз хотир баровард? Пас сабаб чӣ шуд, ки якбора дар силки душманони Мирзо Муҳйиддин мунсалик шуд?!

Дар ҳалли ин муаммо ду маъно ҳаст: аввал он, ки Ҷӯрабек аз ҳукумат маблағи бузурге мадюн буд, бинобар ин лозим донист, ки ба ишорати ҳукумат ҳаракат кунад (чунончи баъд аз таскини балво аз ҳукумат амалу маош ҳам ёфт). Дувум: Ҷӯрабек муқаррар кард, ки акнун Мирзо Муҳйиддин маҳв хоҳад шуд, баъд аз ин кор ба дасти Абдуррауфи корвонбошӣ хоҳад афтод. Барои таскини оташи интиқоми Абдуррауфи корвонбошӣ ба ҳаққи худаш лозим донист,

ки хидмати намоёне ба корвонбошӣ намояд. Ин ҳаракат нест, магар аз баддилӣ ва ҳақношиносиву адолати илоҳиро аз хотир баровардан.

Дигар савдогарони мўътабари Бухоро ҷамоаи қаршигиёнанд. Эшон аз вақте, ки ба Бухоро масъалаи мактаб баромад, ҳамеша тарафи ислоҳи макотиб буданд, фарзандони худро ба мактабҳои нав хононданд. Вақте ки ҳукумат мактабҳоро баст, ба хонаи худ муаллим даст гирифта, авлоду хидматкорони худро меҳонондан. Пас сабаби бузурги такфири тараққипарварон, ки мактаби нав бошад, чӣ қадар воҳӣ будани ин фикрро медонистанд. Пас чӣ шуд, ки дар рўзи балво "Во шариато!" гўён баромаданд? Сабаб ҳамон аст, ки баён ёфт! Ғарази шахсӣ! Ва ҳукуматпарастӣ! Қаршигиҳо худро аз сулолаи Мангит ва аз силсилаи хонаводаи аморати ҳозира медонанд ва ба Насруллоҳбий қаробати мусоҳират низ доштанд. Чун ба нияти ҳақиқии амиру вазир воқиф шуданд, ба ҳифзи манфиати ҳукумат бархостанд ва ба ҳамон василаи "Во шариато!"– ки ягона сабаби таҳрики авом аст – чанг заданд ва худро ба сафи пеши аҳли балво ҷой доданд. Илова бар ин, Юсуфбек ном аз қаршигиҳо бо Мирзо Исомиддин писари Мирзо Муҳйиддин адоват дошт, ки имрўз рўзи интиқом буд.

Аз хонадони Қосимхоҷа Ҳоҷӣ Латифхоҷа, ки яке аз савдогарони машҳури Бухоро буд, аз авоили ҳол ба дарбори амир тарбият ёфта, дар ризоҷўии ҳукумат аз ҳеҷ кор ва ҳеҷ чиз рўй намегардонд. Илова бар ин маблағи бузурге аз ҳукумат мадюн буд. Бо вуҷуде, ки марди ҷаҳондида ва лузуми ислоҳотро медонист ва чанд гоҳ ба хонаи худ мактаби нав таъсис карда буд, бинобар

сабабҳои мазкур дар рӯзи балво яке аз бузургони намояндагони ҳукумат шуд, яъне ба ишорати ҳукумат фитнаро чӣ қадар, ки бар зарари тараққипарварон шӯр додан лозим бошад, ҳамон кадар шӯр дод. Илова бар ин, баъд аз мурдани бародари худ Убайдуллоҳхоча, Ҳоҷӣ Латифхоча дар ҳаққи авлоду амволи ӯ васӣ шуда буд, то синни рушди бародарзодаи худ Файзуллоҳхоча аксари амволи Убайдуллоҳхочаро дар мулки худ даровარда буд; аз ин сабаб ҳамеша аз мутолибаи Файзуллоҳхоча дар андеша буд. Чун Файзуллоҳхоча яке аз пешравони тараққипарварон буд, Ҳоҷӣ Латифхоча дар садади маҳв кардани бародарзодаи худ афтод. Агар Файзуллоҳхоча дар Когон фирор намекард, Ҳоҷӣ Латифхоча дастгираш карда, ба ҳукумат месупурд.

Чун дар ин дафтар чанд бор номи Файзуллоҳхоча гузашт, мухтасаре навиштани тарҷумаи ҳолаш муносиб менамояд. Файзуллоҳхоча писари Убайдуллоҳхочаи марҳум аст. Бо вуҷуди сигари син (тақрибан 20-сола) дар кори тиҷорат маҳорат пайдо карда буд. Дар инқилоби Бухоро ва дар ҳаракати ислоҳхоҳона ҳамеша молу ҷони худро дар маҳлака андохта, дар сафи пеш истод. Маъаттаассуф, аз ҷиҳати ҳадосати син ва адами таҷриба хатоҳои бузург кард ва сабаби маҳвият ва парешонии умумӣ гардид. Агар аз ин фалокатҳо ибрат гирифта бошад ва ҳаракати худро дар роҳи мустақими ақл ва мантиқ гузорад, муваффақияташ маъмул аст. Вагарна ҳар рӯз сабаби фоҷиаи дигар хоҳад шуд.

Чун саромадони аҳли тиҷорат ба даври корвонбошӣ ҷамъ шуда, дар муқобили ислоҳотхоҳон ва ҳақиқатан дар муқобили Мирзо Муҳйиддин бархостанд, соири касоне, ки дар байни касаба ва

аснoф номе доштанд, эшон низ ба худ ранги шариатхоҳӣ дода, ба фарёди "Во шариато!" ҳамроҳӣ карданд. Аз ин ҷумла, Ҷӯрабеки Сиркоӣ ва Ҳоҷӣ Абдуллоҳи чойфурӯш мавкеи мустасное ишғол карда, фӯта ба гардан, фарёд мезаданд. Аксари уламо зотан ба ҳар кори нав муқобиланд. Баъд аз азли Мир Бурҳониддин эшон қадре таскин ёфта буданд. Чун дар нияти ҳукумат табаддул афтод ва Мир Бурҳониддин дубора ба кор шурӯъ кард, талаба ва уламо дар либоси аввали худ зуд зоҳир шуданд. Аломати хуруҷи эшон, ки байрақ бардоштани тараққипарварон буд, ба муҷаррради байрақро бардоштан, аввал баъзе талаба ба ҳар мадраса рафта, талабаро ба фитна даъват карданд. Чун иддаи аҳли балво касрат пайдо кард, дар раставу бозор баромада, дуконҳоро ба таҳдиди ғорату тороҷ бандонданд ва касеро, ки ба эшон ҳамроҳӣ накарданӣ шуд, ба тӯҳмати ҷадидӣ зарбу лату дастгир карданӣ шуданд. Аз тарафи дигар баъзе талабаҳо ба туманҳо рафта, аҳли қуроро ба фитнаву ошӯб даъват карданд ва "Ҷадидон бо эрониёну яҳудиён байрақ бардошта, Аркро тохтанд ва ҷанобӣ олиро азл карданд ва занҳоро бесатр карданд" — гуфта, мардумро дар ҳаяҷон оварданд. Аз муллоён, мулло Қутбиддин, мулло Холмуроди муфтӣ, мулло Ибодуллоҳ Махдум ба аҳли балво пешравӣ ва роҳбарӣ мекарданд. Писарони мулло Рӯзии араб, ки ба бебокӣ ном бароварда буданд, дар Регистон ба номи шариатхоҳӣ нутқҳои оташин карда, мардумро дар шӯр меандохтанд. Қорӣ Ибодуллоҳ ном касе буд, ки тамоми умраш ба мадраса дар бадахлоқӣ гузашта буд. Вақте ки ба мадрасаи Кӯкалтош истиқомат мекард, ҳар ҳафта ба ҳуҷрааш як воқеаи

фаҷеаи бадахлоқӣ рӯй медод. Дар санаи 1328 ҳиҷрӣ дар аввали аҳди вазорати Насруллоҳбий дар гузари Эшони Пир ба ҳавлии Норбой ном ҳамсояи худ ба нияти сӯиқасде даромада, ду касро маҷрӯҳ карда, бинобар ҷамъ шудани ҳамсоягон ва маъмурони забтия фирор кардаиӣ шуда, ба кӯча ба дасти маъмурони миршаб афтода, ба ҳамин ҷиноят дар зиндон маҳкум шуда буд. Ба ҷулуси амир Олимхон, аз афви умумӣ истифода карда, аз зиндон баромада буд. Баъд аз чанд гоҳ ба шафоати бародари худаш, ки даъвои шайхӣ дошт, Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ба гузари Меҳтари Анбар имом ва мударрис насб кунонда буд. Дар рӯзи балво ин мард ашадтарини шариатхоҳон буд. Дар хонақоҳи Девонбегӣ ба мардум нутқ мекард ва ҷамоатро ба қатлу горати умуми тараққипарварон даъват менамуд. Мулло Холмуроди муфтӣ ва Ибодуллоҳ Махдум низ ба мадрасаи амир мударрис ва тарбият-ёфтагони подшоҳӣ буданд. Нақшбандхон ном писари эшони Султонхон, ки умре даъвои тараққипарварӣ мекард, имрӯз аввал касе буд, ки талабаро ба фитна даъват кард. Дур нест, ки ин шахс низ аз ишорат-ёфтагон аз ҳукумат бошад, чунончи баъд аз таскини балво тахсисоти бузург ёфтанаш ба ҳамин далолат мекунад.

Алгараз, рӯзи шанбе, то аср дар Регистон аҳли балво соат ба соат дар тазоюд буданд. Вақти аср ҳукумат аз байни аҳли балво чанд нафар вакил интихоб кунонда, соиринро мутафарриқ кард. Вукало инҳо буданд: мулло Холмуроди муфтӣ, мулло Ибодуллоҳ Махдум, мулло Қутбиддин, мулло Шафқатуллоҳхоҷа ва Музаффархоҷа. Имшаб дар тамоми кӯчаву бозор

сарбозхои ҳукумат каровул истода, даврия мезаданд. Маъмурияташон муҳофизати амволи умумӣ аз ғорату тороҷ кардан ва ба ҳар куҷо, ки тараққипарваре бинанд, дастгирӣ намудан буд. Вукалои муллоён имшаб ривоят ҳозир карданд ва аз уламо мӯҳр кунониданд, мазмуни ривоят ба карори масмӯъ ин буд:

"Тараққипарварон ёғии ҳукумат ва исёнкори аморатанд. Бинобар ин, шаръан эъдомашон лозим аст" (Ва ҳол он, ки ба фармони ҳумоюн исён кардагӣ худҳошон буданд. Агар ғайр аз он, боз фармони зимнӣ ҳукумат дошта бошад, тараққипарварон аз он бехабар буданд).

Факир кариб вақти намози хуфтан ба ҳавлии яке аз аҳбоб рафтам. Аз ахбори эшон маълум шуд, ки маро ба ҳар куҷо ёбанд, дастгирӣ хоҳанд кард. Зиёда аз ин кор мутаҳайййир будам. Ба дил мегуфтам: "Агар гуноҳи ҷаридахониву мактабхоҳӣ бошад, ин гуноҳи мутақаддам аст ва ҳол он, ки ба хоҳиши чизе кас гунаҳкор намешавад. Модом ки ихтиёри иҷро ва адами иҷрои он кор ба дасти ҳукумат аст, хоҳишкунандаро ҳеҷ чизе оид намешавад. Дар масъалаи ҳозира ҳукумат бароиислоҳот фармон баровард. Дар муқобили ин фиркае намоиши шодиёна карданд ва фиркае монеъ омаданд. Ҳосили воқеа иборат аз ҳамин аст. Агар фармони ислоҳот гуноҳ аст, табиӣ, ин кори ҳукумат буд, агар намоиши шодиёна гуноҳ аст, ба ҳама маълум буд, ки ман тадохул надоштам. Билъакс, ба қадри мақдур дар мумониат кӯшидам. Агар мумониат (дар ислоҳот) гуноҳ аст, дар ин фирка низ факир тадохул надоштам, пас ҳайрон будам, ки ҳукумат маро ба чӣ далел гуноҳкор карда бошад?". Валҳосил, ба чӣ сабаб,

ки бошад, таъкиботи ҳукуматро дар ҳаққи худ фаҳмидам. Маъазолик, ба ҳуҷраи худ омаданро муносиб дидам ва написандидам, ки барои ман ҳавлии дигарон помол гардад. Шаб дар ҳуҷра хобидам. Роҳи фирор масдуд буд ва умеди халос мафқуд. Зеро дар тамоми кӯчаҳои шаҳр каровул ва даврия мегашт. Дар тахти дарвозаҳои шаҳр низ барои гирифтани амсоли мо, маъмурони ҳукумат муҳайё буданд. Валҳосил, фирорро муносиб надидам. Зеро яқин кардам, ки агар фирор кунам, дар кӯча ба даст хоҳам афтодан. Он беҳ, ки ба ҳуҷраи худ бошам ва агар маъмурони ҳукумат оянд, худро таслим намоям. Ниҳоят маъмурони ҳукумат маро бурда, таҳқиқу тафтиш хоҳанд кард ва агар гуноҳе исбот кунанд, ҳабс хоҳанд фармуд. (Дар он вақт гумон надоштам, ки ҳукумат ба қатлу эъдоми амсоли мо бегуноҳон иқдом намояд). Аммо соири одамоне, ки гумони муохизаи худ доштаанд, ҳама бо аҳлу авлод ба Когон фирор карда будаанд, ки фақир аз он аҳвол бехабар будам.

Субҳ шуд, баъд аз адои намоз, ризо ба қазо дода, чое ҳозир кардам ва ошомидам.

## 16

## Воқеоти рӯзи якшанбе ва аҳволи фаҷеонаи худам

Баъд аз тулӯи офтоб, ҳанӯз бақияи чою дастархон ба рӯи ҳуҷра буд, ки аз даруни мадраса овози пои бисёре ба тариқи ғайримунтазам омадан гирифт. Гуфтам: "Фоҷиа расид!" Фавран бархоста, дарро аз дарун бастам. Мехостам аз дари партав фирор кунам, дидам, кӯча аз аҳли фитнаву балво моломол буд, ночор ба кунҷи ҳуҷра хазидам. Дарамро муҳоҷимин сахт заданд. Чун овозе нашуниданд, мутараддид шуданд, ки оё дар ҳуҷра кас бошад ё не. Ба ҳамсоягии ман як ҳоҷии намангонӣ истиқомат дошт, дар зоҳири ҳол марди мутаваррeъ ва покизаахлоқ менамуд. Шаш моҳ боз маро ҳамсоя буд ва ҳаракати баде аз ман надида буд. Ман низ аз ин шахс ҳаракати баде надида будам. Лекин имрӯз ин шахс ба ҷони ман оташ зад ва ба муҳоҷимин гуфт: "Шаб ба ҳуҷра буд ва ҳам каси бисёре ин ҷо омаданд ва машварат доштанд. Ҳозир ҳам дар ҳуҷра аст". Ва ҳол он, ки фақир шаб дар ҳуҷра танҳо будам, қубайли шом ҳарчанд мулло Маҳмуди араб пешам омада буд, лекин баъд аз адои намози шом фавран рафт. Дигар касе шаб ба ҳуҷраи ман наомада буд. Аз ин марди зоҳируссалоҳ ин қадар сиоятро бо ин ҳама ифтиро ҳаргиз гумон надоштам. Муҳокиман бо ҳоҷиро индаллоҳ мавқуф гузошта, ба ҳикоят давомат намоям.

Муҳоҷимин аз тарафи кӯча тирезаамро шикастанд. Чун дидам, ки ало айни ҳол маро хоҳанд ёфт, бархоста

худро намудам. Дидам, ки пеш - пеши мухоҷимин одамони қӯшбегианд. Гуфтам: "Ман муҳоҷиминро аҳли фитна гумон карда, пинҳон шуда будам. Модом ки шумо маъмурони ҳукуматед, бе қайду шарт таслим мешавам". Мехостам саллаву ҷомаи худро дарбар кунам, маъмурони ҳукумат амон надода, аз гиребонам гирифта, аз дари ҳуҷра, ки тақрибан се олчин аз замини кӯча баландӣ дошт, кашола карда, дар заминам заданд. Маъмурони қӯшбегӣ маро зери пои худ гирифта, бо лагадҳои мӯзадор дар баданам кӯфтанд. Аз талаба ғайр аз ду-се нафар шогирдони Холмуроди Тошкандӣ дигар кас ба ман ҳуҷум накард. Маъмурони қӯшбегӣ маро сарбараҳна дар фойтун андохтанд. Худхошон низ дар фойтун нишастанд.

Маъмурони қӯшбегӣ маро дашномҳои ғализ медоданд. "Чаро ба амир исён кардӣ? Чаро тарки амри шариат кардӣ!?" гуфта, фӯҳшҳои сахт медоданд ва дар ҳар қадам бо муштҳои сахт дар сару рӯям мезаданд. Аз димоғам фаввора зада, хун ҷорӣ шуд. Табиӣ, дар ҷомаҳои ала байдоғи ин золимони худобехабар хун расид, "Чаро ҷомаи моро хунолуд мекунӣ?" гуфта, муштҳои дигар мезаданд ва дашном медоданд ва мегуфтанд, ки "[Агар] мо хоҳем, ҳозир туро ба сахттарин азоб кушта метавонем, лекин мехоҳем, ки дар Регистон барои ибрати нозирин кушта шавӣ, зотан ҳукми қатли ту аз тарафи ҷаноби олӣ мӯҳр шудааст. Эй кофир! Эй ёғӣ! Эй осии амир!" мегуфтанд. Вақте ки маро ба он ҳоли фазиҳатиштимоле, ки баён ёфт, аз ҳуҷра гирифта ба фойтун андохтанд, аввал матлабам ва лазизтарин орзуям фавран мурдан буд. Ҳайф, ки ин марги ширин муяссар намегардид ва

марги дафъиро ҳазор бор беҳтар аз он ҳоли асафиштимол медонистам. Зеро факир дар муддати 28 соле, ки ба мадрасаҳои Бухоро истиқомат карда будам, бо касе ҷангу арбада накарда будам ва аз касе низ беҳурматӣ надида будам. Худ низ ба хар кучо ба қадри мақдур эҳтироми ҳар касро ба ҷо меовардам. Ҳаётам шоирона ва мунзавиёна буд. Чунончи бо касе бадмуомилагӣ намекардам, инчунин мудоҳинаву нифоқ низ намекардам ва ба ҳамин сифат ба умум маълум будам ва ҳуккоме, ки маро мешинохтанд, низ ҳусни занне ба ҳаққам доштанд. Чун якбора ба сари ман ҳамин қадар фоҷиаи тоқатгудозро оварданд, албатта, маргро беҳтар медонистам. Одамони қӯшбегӣ, ки аз аҳкоми шаръӣ хабаре надоштанд ва аз ҳеч зулму ҷиноят бок надоштанд, ба имони азизтар аз ҷони ман тааррuз мекарданд ва худро ҳофизони шариат ба қалам медоданд. "Лаънат ба ин маишату зиндагонӣ".

Фақир аз авоили ҳол дар татаббӯи адабиёт ҳарис будам. Ба таъсири адабиёт ба як ҳаёти файласуфона одат карда будам. Дар назари ман, мӯреро озор додан қабоҳати бузурге менамуд. Ба ҳақ ё ноҳақ бо мардум муноза карданро аз сифати инсонияту исломият дур медонистам. Бинобар ин ба умри худ истеъмоли силоҳ ва машқи онро накарда будам ва бо худ ҳеч гоҳ силоҳ низ намедоштам ва мегуфтам: "Модом ки маро бо касе кор набошад ва модом ки ман ба озори касе розӣ набошам, албатта, аз касе ҳам ба ман зараpу озор нахоҳад расид. Ба ин сурат силоҳ чӣ лозим ва истеъмоли он чӣ даркор?" Имрӯз аз ин одати худ чӣ қадарҳо нодим шудам. Зеро агар ман хам бо мардум

мунозиа карда, умр мегузаронидам, ба мардум, хусусан ба маъмурони ҳукумат, ҳусни зан(н) пайдо намекардам ва гӯсфандвор худро ба дасти ин қассобон намесупурдам, агар силоҳ медоштам ва истеъмоли онро меомӯхтам, имрӯз ба қадри мақдур мудофиаи нафс карда, шаҳид мешудам. Табиӣ, барои мудофиаи нафс ҳар ҳаракате, ки кунам, индаллоҳ муохаза намешудам ва аз ин фазиҳат, ки бадтар аз марг буд, халосӣ меёфтам.

Хулоса, маъмурони қӯшбегӣ дар фойтун то дари Арк маро зада-зада дашном дода-дода, оварданд. Ман ҳеҷ намегуфтам ва лаб фурӯ баста будам ва қалбан мутаваҷҷеҳи адолати илоҳӣ будам. Каффорат шудани ин мусибатро ба гуноҳҳои худ аз Худованди Карим мехостам ва мазлумоне [ро], ки дар таворих тарҷумаи аҳволи эшонро хонда будам, дар хотир оварда, мутасаллӣ мегардидам. Аҳволи мазлумонаи ҳазрати Усмон ва имомон разиа-л-Лоҳу Таъоло анҳум ва мусибатҳои уламои Ислом, мисли имом Муҳаммади Ғаззолӣ, Имоми Аъзам, Имом Шофеӣ ва Мазлуми Бухорӣ, имом Муҳаммад ибни Исмоили Бухориро ба худ намунаи имтисол мегирифтам, ба ҳурмати сабри эшон аз Худованди Сабур сабри ҷамил мехостам. Валҳосил, маъмурони қӯшбегӣ маро дар Регистон аз фойтун пиёда карданд, аз байни сафи сарбозон, ки ба Регистон қаровул буданд, гузаронда, ба болои Арк бароварданд. Сарбозон роҳ дода, тааррузе накарданд. Аммо ҳамин, ки ба дарвозаи Арк расидем, ду тараф, хавосси дарбор бо камарҳои тиллову нуқра истода буданд. Аз пеши ҳар қадоми эшон, ки мегузаштам, муште ба сарам мезаданд ва дашноме медоданд. Вақте

ки ба пеши масчиди чомеи Арк расидем, аз саисхонаи хосса Султон ном зинбардори амир баромада, муште сахт ба сарам зад. Аз шиддати ин зарбат оби сиёҳ ба чашмам давид ва беҳуш шудам. Вақте чашм кушодам, ки маро ба дарвозаи хонаи қўшбегӣ оварда буданд. Валҳосил, маро ба қўшбегӣ мувочиҳа карданд. Қўшбегӣ гуфт: "Эй бадбахт! Туро арвоҳи Хоча Садпирӣ задааст" (Хочаи мазкур чадди амчади мананд). Гуфтам: "Агар гуноҳ байрақдорӣ бошад, ман дар ин кор ҳамроҳ набудам". Аминхон ном одами қўшбегӣ, ки яке аз гирандаҳои ман буд, гуфт: "Ман дирўз ба чашми худ дидам, дар зери байрақ буд" (Субҳона-л-Лоҳ! Ин золимон, Худову шариату қиёматро тамом аз хотир баровардаанд. Агар ба ҳар кас ҳам маълум набошад, ба Худованди Алим ва ба ману ба худи Аминхон маълум буд, ки ман дирўз ба намоиш набудам). Факир дар чавоб гуфтам: "Дурўғ мегўяд, ба қасам таъкид мекунам, ки ман дар байрақбардорӣ набудам". Қўшбегӣ ба шиддати тамом гуфт: "Ту дар байрақбардорӣ набошӣ ҳам, гуноҳкор астӣ"; ба маъмурон хитоб карда гуфт: "бубаред дар ҳабсхона. Ин мард аз мамлакат ихроч хоҳад шуд". (Аз муомилаҳои маъмурони қўшбегӣ маълум шуд, ки маънии ин калимаи "ихроч" ихроч аз мамлакати ҳаёт будааст, аммо ба тариқе, ки ба поён арз хоҳам кард, тақдир амон надод). Вақте ки маро ба пеши қўшбегӣ ҳозир карданд, тамоми либосу сару рўям хунолуд буд ва аз зарби муштту лагади маъмурони золим сару гарданам сиёҳ шуда ва варам карда буд. Боре ин золими ноинсоф (Насруллоҳи қўшбегӣ), ки умре даъвои диёнат ва худотарсӣ мекард, напурсид, ки "Чаро

задед?". Алгараз, маро бозгашт аз ҳузури қўшбегӣ баровარданд. Вақте ки аз дарвозаи қўшбегӣ мебаровардандам, Тўрақули ҳудайчӣ аз пеши амир меомад, рў ба рў афтода, ба маъмурони қўшбегӣ гуфт: "Ўруб! Ўруб! Элтинклар!". Зотан, маъмурон аз ваҳшоният заррае фурўгузошт намекарданд, ба ин амри Тўрақул аз аввал сахттар ба задан шурўъ карданд, ба ин ҳол ба дари ҳабсхонае, ки "Обхона"-аш меномиданд, оварданд. Мутасаддиён дари ҳабсхонаро кушоданд. Бо кушода шудани дар, маъмурони қўшбегӣ аъзои таносули маро гирифта тоб доданд. Вақте ки дари маҳбас кушода шуд, ҳабсхонадор (-он) маро аз дасти маъмурони қўшбегӣ гирифта, дар ҳабсхонаам андохтанд ва либосамро тамом кашиданд, ба як пироҳан дар он хонаи замҳарирнишонаам гузоштанд (маъмурони қўшбегӣ, ки маро оварданд, яке Аминхони қаровулбегӣ буд, ки дар авоили ҳол ба қозӣ Бақохоча мулозим буд. Аммо номи дуи дигарро яқинан намедонам. Мардум якеро Ҳайдари Чарогосӣ, дигареро Сайиди Ҷевачӣ мегуфтанд). Аз асари шиддати зарбу лат, маро табларзаи сахт гирифта буд. Даҳ-дувоздаҳ нафар маҳбусон, ки чанд сол боз дар он ҷо маҳбус буданд, маро тимордорӣ карданд ва либосҳои кўҳнаи фасурдаи шабушколуди худашонро, ки дар он вақт ба назари ман аз санҷобу самур беҳтар меомад, дар болоям андохтанд ва гуфтанд, ки "Ҳар гоҳ маъмуре дарояд, фавран либосро аз бар андозед ва илло ҳам моро, ҳам шуморо ҷазо хоҳанд дод". Дар ҳусни муомилаву инсонияти маҳбусин ташаккур ва имтинон карда, ба либосҳои эшон худро печидам.

Чун номи "Ҳабсхона" ва "Обхона" дар ин ҷо гузашт, лозим омад, ки қадре тавсифаш намоям.

## 17

## Обхона

Вақте ки аз дарвозаи Арки Олӣ дохил мешавед, дар ҷониби дасти чапатон ала-т-тартиб чанд хонача аст, ки "Обхона"-аш меноманд ва аз ҷумлаи маҳбасҳои сахти Бухоро аст. Дари ин хонаҳо тақрибан ним олчин арзу як олчин баландӣ дорад. Вусъати ин хонаҳо баъзе се олчин, баъзе чор ё панҷ олчини мураббаъ аст. Ҷое, ки ҳавову зиё медароянд, ҳамон як дари мавсуф аст, ки ҳамеша масдуд аст. Азбаски дар таҳти долони роҳрави Арк воқеъ аст, бар тақдири кушода шудан ҳам чандоне зиё намедароянд. Хонае, ки моро дар он ҷо ҳабс карданд,тахминан чор олчини мураббаъ вусъат дошт. Дар ин хона даҳ-дувоздаҳ нафар маҳбусони яксолаву дусола буданд. Палоси ин хона иборат аз як порча бӯрён (ҳасири) фарсуда буд, ки аз ғояти кӯҳнагӣ пора-пора гардида буд. Дар як тарафи хона гулхани мухтасаре буд, ки маҳбусон оташ карда, чою чилими худро ҳозир менамуданд. Дар як гӯшаи хона ба қадри ним олчин чуқурӣ буд, ки дар он ҷо маҳбусин қазои хоҷати инсонӣ мекарданд. Ҷои дастшӯӣ ва обрезӣ ҳамин атрофи гулхан ва оташхона буд, ки обҳои рехташуда ба таҳти ҷои нишасти маҳбусон сироят карда меомад. Дар як кунҷи ин хона ба дарозии се олчин роҳрави борик буд. Дар мунтаҳои ин роҳрав мулосиқ ба сақф ба қадри чор ангушт як манфаз буд, ки аз он манфаз садои шӯру шағафи Регистон меомад. Дар болои ин хонаву долон истабли ҳумоюн аст, ки ҳамеша болои бом, пасафкандаҳои

асбҳои хоссаро ҷамъ менамоянд. Дар ин хонае, ки тарҳу асбобашро қадре баён карда шуд, маҳбусоне буданд, ки ду сол боз зинда дар гӯр имрори ҳаёт мекарданд. Либосашон фарсудаву дарида, аз ғояти чиркинӣ мисли замини сиёҳи мартубе ба назар меомад. Бадани маҳбусон аз ғояти касофати чирк ранги одамиро барҳам дода буд. Касрати кайку ғалабаи шабушкро баён кардан ҳоҷат нест, ҳарчанд ҳар буни мӯи ин бечорагон як шабушкзоре буд. Азбаски дер боз ба ин ҳайвонот унс гирифта буданд, асари азиятро зоҳир намекарданд. Дар ҷумлаи маҳбусон як аъмо буд, ки ба замми ин мушкилот дидаи биниш надошт. Гуфтанд, ки дар ҳамин ҳабсхона ба озори бисёр чашмаш аз дидан бозмонд. Дар амсоли ин хона агар каси озоде дарояд, муқаррар аст, ки дар фурсати як соат аз шиддати тааффун ва касофати ҳавову манзара дар ихтилоҷ афтода, ҳолати эҳтизор пайдо мекунад. Аммо касе, ки ба дасти маъмурони ҳукумати Бухоро гирифтор меояд ва аз дасти шогирдпешагони хирсманиш, хукчеҳраи гурграфтори қӯшбегӣ азият мекашад, вақте ки аз дасти эшон ба ин маҳбас медарояд, ин хонаи манҳусро ҷои осоишу роҳат мепиндорад. Агарчи муваққатӣ ҳам бошад, аз тааррузи ваҳшиёнаи ин гурӯҳи сабуъ эмин шуда, ба Худованди Одили Мунтақим таваҷҷӯҳи қалбӣ намуда, дили мусибатманзили худро тасалло медиҳад ва аз маҳбусоне, ки пештар дар ин ҷо бошанд, муомилаи шафиқона дида, аз рӯи дунё тамом барҳам нахӯрдани расми инсониятро ва дар байни мазлумини гирифтор ҳанӯз пойдор будани сифати шафақатро дида, ба баъзе банӣ навъи инсон дубора ҳусни занн пайдо мекунад; то ҳол, ки

# 17

## Обхона

Вақте ки аз дарвозаи Арки Олӣ дохил мешавед, дар ҷониби дасти чапатон ала-т-тартиб чанд хонача аст, ки "Обхона"-аш меноманд ва аз ҷумлаи маҳбасҳои сахти Бухоро аст. Дари ин хонаҳо тақрибан ним олчин арзу як олчин баландӣ дорад. Вусъати ин хонаҳо баъзе се олчин, баъзе чор ё панҷ олчини мураббаъ аст. Ҷое, ки ҳавову зиё медароянд, ҳамон як дари мавсуф аст, ки ҳамеша масдуд аст. Азбаски дар таҳти долони роҳрави Арк воқеъ аст, бар тақдири кушода шудан ҳам чандоне зиё намедароянд. Хонае, ки моро дар он ҷо ҳабс карданд,тахминан чор олчини мураббаъ вусъат дошт. Дар ин хона даҳ-дувоздаҳ нафар маҳбусони яксолаву дусола буданд. Палоси ин хона иборат аз як порча бӯрёи (ҳасири) фарсуда буд, ки аз гояти кӯҳнагӣ пора-пора гардида буд. Дар як тарафи хона гулхани мухтасаре буд, ки маҳбусон оташ карда, чою чилими худро ҳозир менамуданд. Дар як гӯшаи хона ба қадри ним олчин чуқурӣ буд, ки дар он ҷо маҳбусин қазои ҳоҷати инсонӣ мекарданд. Ҷои дастшӯӣ ва обрезӣ ҳамин атрофи гулхан ва оташхона буд, ки обҳои рехташуда ба таҳти ҷои нишасти маҳбусон сироят карда меомад. Дар як кунҷи ин хона ба дарозии се олчин роҳрави борик буд. Дар мунтаҳои ин роҳрав мулосиқ ба сақф ба қадри чор ангушт як манфаз буд, ки аз он манфаз садои шӯру шагафи Регистон меомад. Дар болои ин хонаву долон истабли ҳумоюн аст, ки ҳамеша болои бом, пасафкандаҳои

асбҳои хоссаро ҷамъ менамоянд. Дар ин хонае, ки тарҳу асбобашро кадре баён карда шуд, маҳбусоне буданд, ки ду сол боз зинда дар гӯр имрори ҳаёт мекарданд. Либосашон фарсудаву дарида, аз ғояти чиркинӣ мисли замини сиёҳи мартубе ба назар меомад. Бадани махбусон аз ғояти касофати чирк ранги одамиро барҳам дода буд. Касрати кайку ғалабаи шабушкро баён кардан ҳоҷат нест, харчанд хар буни мӯи ин бечорагон як шабушкзоре буд. Азбаски дер боз ба ин ҳайвонот унс гирифта буданд, асари азиятро зоҳир намекарданд. Дар ҷумлаи маҳбусон як аъмо буд, ки ба замми ин мушкилот дидаи биниш надошт. Гуфтанд, ки дар ҳамин ҳабсхона ба озори бисёр чашмаш аз дидан бозмонд. Дар амсоли ин хона агар каси озоде дарояд, муқаррар аст, ки дар фурсати як соат аз шиддати тааффун ва касофати ҳавову манзара дар ихтилоҷ афтода, ҳолати эҳтизор пайдо мекунад. Аммо касе, ки ба дасти маъмурони ҳукумати Бухоро гирифтор меояд ва аз дасти шогирдпешагони хирсманиш, хукчеҳраи гурграфтори қӯшбегӣ азият мекашад, вақте ки аз дасти эшон ба ин маҳбас медарояд, ин хонаи манҳусро ҷои осоишу роҳат мепиндорад. Агарчи муваккатӣ ҳам бошад, аз тааррузи ваҳшиёнаи ин гурӯҳи сабуъ эмин шуда, ба Худованди Одили Мунтақим таваҷҷӯҳи қалбӣ намуда, дили мусибатманзили худро тасалло медиҳад ва аз маҳбусоне, ки пештар дар ин ҷо бошанд, муомилаи шафиқона дида, аз рӯи дунё тамом барҳам нахӯрдани расми инсониятро ва дар байни мазлумини гирифтор ҳанӯз пойдор будани сифати шафақатро дида, ба баъзе банӣ навъи инсон дубора хусни зани пайдо мекунад; то ҳол, ки

ояи каримаи "Инна-л-инсона ла фӣ хуср"-ро (=Ҳароина одамӣ дар зиён аст. 103:2) такрор мекард, поёни ояи каримаро, ки "илла-л-лазина омону ва амилу-с-солиҳоти ва тавосав би-л-ҳаққи ва тавосав би-с-сабри" (=магар онон,ки имон овар данд ва амалҳои шоиста карданд ва якдигарро ба дини дуруст васият карданд ва якдигарро ба шикебоӣ васият карданд. 103:3) аст, ки ба як ҳиссиёти диндорона тиловат менамояд.

Ғайр аз маҳбусони кӯҳна як марди баландқомати тозалибос дар он ҷо буд. Маълум шуд, ки ин шахс Ҳоҷӣ Мирбобо Мӯҳсинзода будааст, ки рӯзи шанбе ба талаби мусиқӣ омада, ҳафтоду панҷ чӯб зарб ёфта, ҳабс шуда будааст. Ба ин шахс пеш аз ин на шахсан, на ғиёбан муорифа надоштам. Ду нафари дигар низ маҳбусони нав буданд. Аз эшон ҳолу сабаби ҳабсашонро пурсидам. Гуфтанд: "Мо аз чизе хабар надорем, дирӯз ба Регистон ба қатори мардум ба тамошо омада будем, одамони қӯшбегӣ "Шумо қамзӯл дар бадан доред, муқаррар, ҷадид хастед" гуфта, оварда дар ин ҷо ҳабсамон карданд". Баъд аз фурсате дар боз шуд, касеро бараҳна карда, дар ин маҳбас андохтанд. Маълум шуд, ки Насруллоҳбек писари Неъматуллоҳ Додхоҳ ҳокими Шаҳрисабз будааст. Инро низ ба тӯҳмати ҷадидӣ оварда буданд. Ба ҳамин тартиб ду-се нафари дигарро низ ба тӯҳмати ҷадидӣ ба зарбу лати бисёр дар ин хона оварда, ҳабс карданд. Баъд аз соате Мирзо Назруллоҳ ибни Абдулғафурро оварданд. Аз аҳволи ӯ маълум буд, ки ин бечораро бисёр зада буданд. Сару рӯяш варам дошт ва сиёҳ шуда буд. Чандоне ҳушаш ба сар набуд.

Баъд аз ин Абдуррасул номро оварданд, ки бо мехи оҳанӣ ба гӯшаш зада буданд, ки хун чорӣ буд. Маҳбусони кӯҳна ба фачоати ин аҳвол токат карда натавониста, гиря мекарданд ва интиқоми илоҳиро мехостанд ва тасалло медоданд.

Овози ҳазине аз чивори хона ба гӯшам расид. Диккат кардам, миёнаи хонаи мо ва ҳабсхонае, ки дар чивори мо буд, маҳбусин кадре шикофта будаанд, ки ин овоз аз он чо меомадааст. Назар андохтам, дар он хона низ чанд нафарро ба тӯҳмати чадидӣ ва тараккипарварӣ ҳабс карда будаанд. Аз ин чумла Мирзо Аҳмад ва Мирзо Абулфаёз номон мирзоёни кӯшбегӣ буданд. Вақте ки инҳо ба сари хидмати худ омадаанд, ба изову азияти тамом бараҳна карда, зада ҳабс кардаанд. Вақте ки маро ҳабс мекарданд, ғайр аз ин пироҳан дигар либосҳоямро ва маблағи сесаду чанд сӯми нақдамро маъмурони ҳабсхона гирифта буданд. Қадре нақдро барои харчи зарурӣ аз эшон ба илтимос даст гирифта будам. Чун маҳбусон ба мо бадарвор муомила карданд, ба он нақд чою нон фармудам, ки худхошон оваронда хӯрданд.

Соат тахминаи миёнаи нӯҳу даҳи рӯз буд, ки дари ҳабсхона кушода шуда, маъмуре номи маро ва Мирзо Назруллоҳро гирифта, талаб кард. Аввал фақир ба даъват ичобат карда, аз дар баромадам. Дар долони дарвозаи Арк ва тахти дарвоза ҳамаи маъмурони амир ва кӯшбегӣ саф баста, истода буданд. Камарбандҳои нукраву тиллоӣ, ки аз хуни раия ва аз байтулмоли муслимин ҳосил шуда буд, дар камар доштанд. Чомаҳои ҳисорӣ, шоҳӣ, фарангӣ ва кимхобҳои зеҳкалонро пӯшида, изҳори тачаммул ва

такаббур мекарданд. Аз аҳволи ҳозира ҳеҷ мутаассир набуданд, балки аланан изҳори шодмонӣ ва башошат мекарданд. Маълум мешуд, ки ин гурӯҳ тамом Худову расул, қиёмат, аҳкоми шариат ва интиқоми Ҳокими ҳақиқиро аз хотир бароварда буданд. Ба муҷарраде, ки маро аз ҳабсхона бароварданд, Султонхоҷа ном фаррошбошӣ, ки писари хурдии Насруллоҳбийи қӯшбегиро бардошта, тамошо медод, ба ман наздик шуда,фӯҳши ғализе гуфт. Писари қӯшбегӣ, ки ҳанӯз хурдсол буд, ба сарам муште зад. Хулоса, маро дар тахти дарвозаи Арк болои Тахтапул бурданд. Дар болои остонаи дарвозаи Арк қӯшбегӣ истода буд. Ба тан ҷомаи кимхоб, ба миён фӯтаи расмӣ, ба таҷаббури тамом ба ман назар мекард. Ман низ ба диққати тамом ба чашмаш назар дӯхтам. Муоина дидам, ки он қӯшбегии ҳалиме, ки мо гумон мекардем, дар он ҷо нест; балки зулми муҷассаме омирона ба пой истодааст. Ҳақиқатан инсоне дар ин ҷо набуд, балки хирси дарандае ба либоси кимхоб муҳайён хунхорӣ буд. Агарчи он назари додхоҳонаи ман дар он вақт ба он шахси қасийю-л-қалб таъсир накард, яқин дорам, ки баъд аз таскини вақоеъ то нафаси вопасинаш, ҳар вақт он назари бо ҳайати мазлумонаи ман дар муқобилаш муҷассам шуда, виҷдонашро дар азоби алим хоҳад андохт. Аммо баъд аз рӯзи вопасин кори мову Насруллоҳи қӯшбегӣ ба адолати илоҳӣ ҳавола аст. Тӯрақули ҳудайчӣ, Бобобеки ясовулбошӣ ва соири маъмурони муташаххиси амиру қӯшбегӣ ба сифати золимона саф баста истода буданд. Аз муллоён низ каси бисёре ба назар менамуданд. Регистон аз болои Тахтапул то

майдони Харбузафурӯшӣ ва бомҳои мадрасаи Дорушшифо ва Ҷомеи Поянидабий, ки аз бинокардаи яке аз аҷдоди ман буд, аз аҳли балвову тамошобинон мамлу буд, қӯшбегӣ ба ҳозирин хитоб карда гуфт: "Оё ҳамин шахс Айнӣ аст?" Ҳама: "Ҳо, Айнӣ аст!" гуфта ҷавоб доданд. Танҳо Тоҳирҷон ном яке аз маҳрамони амир бо вуҷуди бенафъ будан, изҳори инсоният карда гуфт: "Ин Айнӣ нест". Аммо Мирзо Ҳалими Ҷевачӣ ном аз гузари Ялангӣ -- як одами қӯшбегӣ, бо вуҷуде, ки чанд сол боз ба ман ошнову кадрдон буд ва ба Аҳмадҷон Махдуми шарикам нисбати қаробат дошт ва писари худро ба мактаби Ҳомидхоҷаи Меҳрӣ мехононд ва ҳар рӯз маро дида, илтимос мекард, ки ба Ҳомидхоҷа гӯед, писари маро хуб диккат карда, хононад, чун ин вақт чашмаш ба чашмам афтод, бинои фӯҳш гуфтанро огоз кард ва "Туро шариат задаст" гуфта, аз беномусӣ заррае фурӯгузошт накард. Бинед, тафовути инсон аз куҷо то ба куҷост. Тоҳирҷонро ба як сухане, ки ба нафъи ман гуфт, ҳабсу азл накарданд; Ҳалими Ҷевачиро ба он кадар фӯҳшҳое, ки маро дод, фавран инъоме надоданд; агар сукут мекард, ҷои бозхост нашуданаш муқаррар буд; маъазолик Тоҳирҷон он некии холисро кард ва Ҳалими Ҷевачӣ ин бадии муфтро раво дошт.

Чун Насруллоҳи қӯшбегӣ аз ҳозирин ҷавоби "Ҳо, ин Айнист"-ро шунид, ишорае кард. Маъмуре маро дар пушти худ бардошт. Дигаре ду дасти маро аз болои китфи ин маъмур ба гардан печонда нигоҳ дошт. Дигаре ду поямро аз миёнаи ду пои ин маъмур гузаронда нигоҳ дошт. Пироҳанамро ба гарданам печонда, пушти маро бараҳна карданд. Дар ин ҳол чашмам ба Ибодуллоҳ

Махдуми мударрис -- вакили аҳли балво афтод, ба ман гуфт: "Дидӣ, шариат чӣ гуна мезадааст?" Ин ҳудобехабар фатвои худаш навиштаро шариати набавӣ карор додаст. Мазмуни фатво: ҳукм ба бағӣ ва исёни мо ба амир буд. Амир фармон нашр кард; фирқае дар муқобили он изҳори ташаккур ва шодмонӣ карданд; фиркаи дигар "Мо ин фармонро намехоҳем" гуфтанд. Аҷабо! Кадоми ин ду фирқа аҳли бағянд? Кадоми ин ду фирқа ба амир исёнкоранд? Агар ба ҳукми он фатво амал карда шавад, касонеро, ки балво карда "Иҷрои фармонро намехоҳем" мегӯянд, муставҷиби заҷру ҷазоанд. Яке аз пешравони ин фирқа худи Ибодуллоҳ Махдум буд. Аммо фақир ба ҳеҷ кадоми ин ду фирқа дохил набудам. Гирем, ки Ибодуллоҳ Махдум ба ишорати зимнии ҳукумат ба ин кор иқдом кард, пас дар рӯзи қиёмат дар пеши Ҳокими мутлақ чӣ ҷавоб хоҳад дод? Ба ин ҳаракате, ки шариати муқаддаси набавиро сӯиистеъмол кард, фардо дар рӯзи арасот ба бозхости ҳазрати Пайғамбар салла-л-Лоҳу алайҳи ва салам чӣ узр хоҳад пеш овард? Бас аст ба шариати набавӣ ин қадар бозӣ кардан! Кифоя аст аҳкоми дини мубинро ин ҳама асбоби ҳавасоти нафсонӣ ва воситаи ҷоҳу мансаби дунёи фонӣ намудан! Эй золимон! Зуд аст, ки дар маҳкамаи илоҳӣ ҳозир мешавед! Дар он ҷо ҳеҷ талбис ба кор намеравад. Ва ҳозирини он маҳкама фиребби шуморо намехӯранд. Мобайниро дар он ҷо роҳ нест. Аз он рӯз андеша кунед. Авоми бечораро ин қадар дар залолат наандозед. Андеша кунед аз он рӯзе, ки ба ҳар кадом кирдору гуфторатон ҷавоб хоҳед дод. Балки чанде намегузарад, ки дар ҳамин дунё низ

парда аз рӯи кори шумо хоҳад афтод. Ба таърихи Ислом як назар андозед, он ҳама зачру зулмро ба ҳакки хазрати Имоми Аъзам ва амсолашон разиа-л-Лоҳу Таъоло анҳум, муллоёни муосирашон ба дасти ҳуккоми он аҳд аз номи шариат ичро карда буданд ва онҳо низ мисли шумо худашон зада, "шариат зад" мегуфтанд. Ба андак фурсат парда аз рӯи кор афтод ва фоилини он кирдорро таърих ба нафрат ёд мекунад.

Вакте ки пушти маро бараҳна карданд, аз ду тараф ду маъмур, ки мири ғазабашон лакаб аст, чӯб ба даст гирифта, ба қуввати тамом аз болои шона то зери миён ба тахтапушт мезаданд. Дарозии чӯб ба кадри яку ним олчин, гилзаташ ба кадри ангушти бузурги пой буд, чӯб аз чинси илғай буд, ки дар матонат мисли оҳан аст. Илова бар ин, аз ду тараф ва аз болои сар соирин бо мушт дар сару гарданам мезаданд. Дар ин ҳол, намедонам кӯшбегӣ буд ё каси дигар, "сахт занед" гуфта, амр кард. Гирем, ки чӯб ба амри амир мезаданд, намедонам, ин сахтзаниҳо ва бо муштзаниҳо ба амри кӣ буд?

Ҳарчанд вачау дард токатгудоз буд, табиӣ, маро ёрои фарёду фиғон набуд, илова бар ин пеши ин гурӯҳи залама изҳори тазаллул карданро аз шимаи инсоният дур медонистам. Чун гумони ғолиб тарки ҳаёт кардан буд, ба кадри кувва сирран калимаи шарифаи тавҳиду шаҳодатро, ки рафики охирини рӯзи вопасин аст, такрор менамудам. Адади зарбро аз аввал нашумурда будам. Як вакт мустаҳзар шудам, ки зориб "олтмиш беш" мегӯяд. Баъд аз ин то ҳафтоду панч шумурдам. Баъд аз ичрои зарби чӯб боз маро бо дасту мушт зада-зада оварда, дар маҳбаси аввал

андохтанд, Маҳбусони кӯҳна, ки аксарӣ аз ин қисм зарб хӯрдаву мазруби бисёреро дида, таҷриба омӯхта буданд, ба давои муҷарраби худ шурӯъ карданд. Илоҷи эшон аз ин қарор буд: Ба болои бӯрё (ҳасир) маро пушт ба зер, яъне ҷароҳатро мулосиқ ба бӯрё карда, хобонданд ва ҳаракат накарданамро тавсия фармуданд. Назар ба таҷрибаи эшон ягона давои ибтидоии ин гуна зарб ҳамин хобондан ба бӯрё буд. Дар вокеъ, эҳтимол, асосан ин кор нофеъ будагӣ аст. Лекин бӯрёе, ки дар ин маҳбас буд, ба ғоят кӯҳнаву чиркин, ба хуни садҳо амсоли мо маҷрӯҳини мазлум олудашудагӣ буд.Ба замми ин, палоси он ҳама маҳбус низ чандин сол боз ҳамин бӯрё буд. Бинобар ин бояд ки расидани ин қадар ифлосӣ ба ҷароҳат музир бошад. Маъазолик, аз ғайри ин чорае набуд. Худамро тамом ба ҳимояти ҳамияти мушфиқонаи маҳбусон таслим карда будам. Маълум аст, ки ҳар сол садҳо одам мисли мо ба ҷазои зарби чӯби ҳукумати Бухоро гирифтор мешаванд. Лекин то ману эшон фарқи бисёр буд. Аввал: эшон мардумони тануманд, илмон ёфтаву риёзати баданиро бисёр кашида ва гарму сарди рӯзгорро дар шаҳру саҳро ба гармову сармо аз сар гузаронида ва баданашон хеле сахту матин шуда буданд. Аммо ман: ман як умр ба мадраса истиқомат карда, дар ҳуҷраи мартуби бадҳаво умр гузаронида ва риёзати баданӣ накарда, ба ин сабаб, пӯстам тунук ва гӯшти баданам нарм буд. Дувум: ҳар гоҳ, ки ба зарб маҳкум шудани муттаҳамони дигар ба одамони қӯшбегӣ маълум мешавад, ба соҳибони он маҳкум маълум мекунанд.Эшон пештар пораву ришва дода, аз ясовулбошии қӯшбегӣ то тӯпчибошиву мири

ғазабон [ро] ба тахфифи зарб омода мекунонанд. Пас, дар вақти иҷрои зарб он қадар шиддат изҳор намекунанд. Аммо маро маълум буд, ки то мумкин аст, ба шиддат мезананд, ҳатто ба чӯбҳои расмӣ қаноат накарда ба дасту мушт низ мезананд. Ғарази ҳар воҳиди маъмурони ҳукумат эҳлоки мо будан сареҳ буд. Агар ғараз эҳлок набошад, қӯшбегӣ, ки дар он ҷо ҳозир буд, чаро ғайрирасмӣ заданро манъ намекард? Бо дасту мушт зада, ҷиноятгро дар болои ҷиноят меафзуданд, қӯшбегӣ сукут мекарду шоҳиди амри ин фаҷеаи кубро буд. Хулоса, ба асбобе, ки баён ёфт, пӯсту гӯштҳои баданам порча-порча аз ҳам ҷудо шуда буд. Аз ҳар нуқтаи бадан хун ҷараён дошт. Ҳатто баъзе устухонҳо намоён гардида буд. Ба ин ҳол маро дар бӯрёи мавсуф хобонданд ва дар тахти сарам хиште гузоштанд. Чун сармозадагон баданам ба шиддат меларзид. Дар болоям барои тахфифи бурудат ва ҳифзи ҳарорат, маҳбусон либосҳои кӯҳнаи худҳошонро андохтанд. Лекин аз шиддати дард нафасам дар тазйиқ афтода, ихтиноқ дар маҷрои нафас пайдо шуд. Дар ин ҳол, ба хотирам баъзе тадбироти сиҳҳӣ расид. Маҳбусонро фармудам, ду дасту ду пои маро ба шиддати тамом пахш карда, тоб додан гирифтанд. Ба воситаи ин идмон, филҷумла, ҳаракат дар хуну ҳарорат дар бадан пайдо мегардид. Ба ин амалиёт тақрибан ним соат давомат карданд, роҳи нафас, филҷумла кушода гардид ва қуввати чашм кушодан низ пайдо шуд. Дидам, ки бечора Мирзо Назруллоҳ, ки баъд аз ман зада оварда буданд, дар ихтилоҷ аст. Мисли ман нафаси ин шахс низ дар тазйиқ афтода, хеле заъф пайдо кардааст. Ба маҳбусон

гуфтам: "Акнун маро ба ҳоли худ гузошта, Мирзо Назруллоҳро идмон кунед". Хулоса, баъд аз кадре идмон кардан, Мирзо Назруллоҳ низ чашм кушод, аммо заъфаш аз ман зиёдатар буд. Маҳбусон аз накде, ки ба эшон дода будам, кадре шӯрбо оваронда, ба ман як-ду қошуқ хӯронданд. Ба ин сабаб, филҷумла, ҳарорати бадан қувват гирифт, аммо Мирзо Назруллоҳ аз камоли заъф оби шӯрбо хӯрда натавонист.

## 18

### Фирориён дар Когон

Чунончи дар боло баён ёфт, аксари тараққипарварон ба муҷарради вуқӯи ихтилолу гавго ба Когон фирор карда буданд. Чун хабари шиддати балво ба Когон расид ва сахтгирии ҳукумат маълум гардид, фирориёни Когон барои таскини фитна ва тахлиси мо - - гирифторон, ба элчихона мурочиат карданд. Элчӣ Миллер баъд аз он, ки барои намоиш карданашон тараққипарваронро тақдир намуд, гуфт: "Ихтилол ба тадбири ҳукумати Бухоро таскин хоҳад ёфт. Дар ин хусус ман ба ҳукумати Бухоро тавсия намудам, ба ташаббусоти дигар эҳтиёҷ нест". Лекин соат ба соат шиддати ҳукумати Бухоро зиёда мегардид. Ҳатто қӯшбегӣ ба Когон ба маъмурони худ амр фиристода, тавқифи фирориёнро талаб кард. Азбаски Когон бизэот ба ҳимояти ҳукумати Рус ва ҳалли ақди Когон ба дасти мардикор ва аскари Рус буд, маъмурони қӯшбегӣ ба тавқифи фирориён ҷасорат накарданд. Шаби шанбе фирориён ба иттифоқи аҳолии Когон дар Самарқанд, Тошканду Каркӣ аҳволро маълум карда, аскар талаб карданд. Дар ҳамаи ин ташаббусот Миллер ва атбоаш монеъ буданд. Ҳатто як-ду телегрофи талаби аскарро аз телегрофхона забт карданд. Ҳар қадар, ки фирориён ва аҳли шаҳри Когон ба Тошканд вахомати ҳолро маълум карда, аскар талаб мекарданд, Миллер низ соат ба соат хотирҷамъӣ гуфта, телегроф дода, савқи аскар ҳеҷ лозим набуданро маълум мекард (аз ҳамин ҳаракоти Миллер ва Шулка маълум мешавад, ки эшон

дар танкили тараккипарварон ва ислоҳотхоҳон бо ҳукумати Бухоро иттифоқ карда буданд ва илло ташаббуси ҷузъии элчихона монеи тавсеи ихтилол ва сабаби ба ҳисоб кор кардани ҳукумати Бухоро мегардид). Валҳосил, ба натиҷаи ташаббусоти фирориён ва аҳли шаҳри Коғон субҳи якшанбе аз Самарканд як фирқа аскари рус ба саркардагии генерол Қулчонуф (Колчанов) ва ба рафоқати як -ду нафар намояндагони мусулмону руси шаҳри Самарканд ворид шуданд. Барои духули аскари рус дар Бухоро изну иҷозаи элчихона лозим буд. Миллер то соати нӯҳи рӯз дари худро накушод ва касеро ба ҳузур қабул накард. Хидматкоронаш "Ба хоб аст" гуфта ҷавоб медоданд. Чун хабари сахтгириҳои ҳукумати Бухоро шуюъ ёфт ва тавқифи чанд нафарро аз Бухоро ба Коғон бо телефон хабар доданд, такрор муташаббисон барои таскини ихтилол ба Миллер муроҷиат карданд.

Миллер ин дафъа аз хоб бархоста, бо ҳукумати Бухоро бо телефон мухобира карда, таскин ёфтани ихтилолро хабар дода, муташаббисонро иқноъ кард. Ҳайфо, ки ин хабарҳо ҳама сохтаву бофтаи ҳукумати Бухоро ва Миллер буд. Зеро дар Бухоро соат ба соат оташи фитна зиёдатар иштиол мекард. Амир, кӯшбегӣ ва соири маъмурони ҳукумат ба танкил ва дафъи ислоҳотхоҳон карор дода буданд. Барои тавқиф ва зарби як кас "Ин тараққипарвар аст!" гуфтани душмане кифоя буд. Ҳатто як ранг либоси озодатар ва камзӯлпӯшидагиҳоро тавқиф мекарданд, аҳли балво ҳуҷум карда мезаданд. Ҳукумат Мусаннифро аз Ғиҷдувон оварда, ба риёсати Бухоро насб кард. Аҳли фитна қозӣ Мирзо Муҳаммадшарифи қозика-

лонро дар назари амир ва қӯшбегӣ зада, таҳқир карданд. Ҳукумат чизе нагуфт. Ҳукумат аз саркардагони мӯйсафед ба тӯҳмати ислоҳотхоҳӣ Ҳоҷӣ Муҳаммад Додхоҳ, Мирзо Саҳбо ва Мирзо Ибодуллоҳ -- ҳокими маъзули Китобро низ рӯзи якшанбе оварда, ба таҳқироти тамом ҳабс кард. Ин хабарҳо ҳар замон ба Когон мерасид. Охир, хабари зарб диданн фақир ва Мирзо Назруллоҳ низ расид. Дигар муташаббисон ба ваъдаҳои иқноъкоронаи Миллер эътимод накарданд. Духули аскар ва таҳлиси гирифторонро мусирран аз Миллер талаб карданд. Ин дафъа Миллер ба ташаббуси ҷиддӣ маҷбур шуда, бо намояндагони шаҳри Самарқанд ва Когон ва ба рафоқати Шулка -- ноиби худ бо иддае қазоқи рус дар Бухоро омада, таҳлиси гирифторонро аз ҳукумати Бухоро талаб кард. Аскари рус низ аз Когон ба вокзали Бухоро омада, манзил намуд. Ин буд, ки соати чори рӯзи якшанбе баъд аз пешин дар вақте ки мо ба ҳоли табоҳе дар маҳбас будем, дари ҳабсхона кушода шуда, маъмурони ҳукумати Бухоро берун баромадани моро талаб карданд. Чун аз ҳабсхона ба долони роҳрави Арк баромадем, чанд нафар маҳбусинро аз хонаҳои дигар низ бароварда буданд. Ҷамъи маҳбусини ҳозирин инҳо буданд: Мирзо Абдурраҳими мударрис, Атоуллоҳхоҷа, Қорӣ Зиёуддин, Аҳмад Наим, Ҳоҷӣ Абдулвоҳиди соатсоз, Ҳоҷӣ Мирбобо, Абдуррасул, Муртазохоҷа, Мирзо Назруллоҳ ва фақир. Чанд нафар маҳбусе, ки маълумулҳол набуданд, эшонро аз ҳамон ҷо тарҳис карданд. Аммо даҳ нафари мазкурро дар фойтунҳо савор карда, ҳамроҳи иддае қазоқи рус ва аскари савори Бухоро

бо чанд нафар маъмурони қўшбегӣ ва намояндагони шаҳри Самарқанду Когон аз Регистон ба дарвозаи Қавола оварданд. Чун аробаҳои мо – гирифторон, дар майдони вокзал ба муҳозии иморате, ки пеш аз ин дар он ҷо идораи забтияи рус буд, расид, намояндагони шаҳри Когон аз мусулмону рус бо аламҳои сурхи озодӣ истиқбол карда, бо нутқҳои балеғи оташин табрик намуда, тахлиси моро табшир карданд. Маъмурони ҳукумати Бухоро ва тамошобинон, ки то он вақт аз асли масъала бехабар буданд ва гумон мекарданд, ки моро ба ҷазои нафӣ ё эъдом мефиристонанд, мутаҳаййир монданд. Мо низ дар тахлиси худ ин вақт итминон пайдо кардем.

Ба ҳамон қадар фоҷиаву мусибате, ки имрӯз аз соати ҳафт то соати чор ба сарам омад, рӯҳан ва ҷисман чӣ қадар мутаассир ва мутааллим шуда бошам ҳам, то ин вақт осори ҷазау фазаъ аз ман содир нашуда буд, на ба сухан, на ба нигоҳ аз касе имдод нахоста будам, дар ҳаман он аҳволи фаҷоеъиштимол ба Худованди Сабури Мутаъол рабти қалб карда, худдорӣ ва шикебой мекардам. Чун Худованди Карим баъд аз он ҳама шиддат, ба якбора ба ин гуна фараҷ расонд, дар муқобили раъфати илоҳӣ худдорӣ карда натавонистам, оби чашме, ки ба таъсири шиддати алам ва тазйиқи бурудати муомилаи ваҳшиёна ва золимонаи номусшиканонаи арбоби ҳукумати Бухоро дар аъсоб мунҷамид шуда буд, ба таъсири ҳарорати рифқу раъфати мустахлисин риққат рӯй дода, чун фаввора ҷорӣ шудан гирифт. Лекин ин гиря гиряи тааллум набуд, балки гиряи шодӣ ва тарҷумони ҳолати ташаккур ва имтинонам буд, ки аз адои он забонам қосиру лол менамуд. Хулоса, истиқболиён

моро дар иморати забтия даровварданд. Ҳозирин ҷароҳати моро ягон-ягон муоина карданд. Пӯстҳои пора-пора ва гӯштҳои порча-порчашудаи муталошигаштаро дида, бинандагон токат карда натавониста, ба ҳой-ҳой мегиристанд, ба фоилони ин бедод саббу лаън мефиристоданд. Қазоқони рус, ки дар касовати қалб ва сахтии дил дар олам зарбулмасаланд, оби чашм ҷорӣ карда, барои бозхости интиқоми ин ҷиноятҳо дандон мехоиданд.

Дар хонаи дигари ин иморат Миллеру Шулка буд, намояндагон моро ба ҳузури эшон даровварда, муоина кунонданд. Миллер ба ҷароҳот ва аҳволи мо дуруст табодур нокарда, ба забони форсӣ "Зарар надорад, зарар надорад, иншоаллоҳ беҳ мешавад" мегуфт. Аммо Шулка ду дасти худ дар ҷайб ба камоли беэътиноӣ дар рӯи хона қадам мезад. Дар муқобили тирезаҳое, ки меомад, ба беруни дар ба диққат назар андохта, бозпас гашта қадам мезад. Ба тарафи мо чашм ба чашм нигоҳ намекард, вақте ки чашми мо ба дигар тараф бошад, ба як гӯшаи чашм бе он, ки моро мултафит кунад, ба ҷароҳат назар меандохт. Ҳайати Шулка би айниҳи мисли "фонтумо"-е ки дар романҳо хондаем ва дар синамотугрофҳо дидаем, ба назар меомад. Андешаҳое, ки дар хаёлаш мегузашт, дар ҳаракату атвораш зоҳир мегашт.Осори таассуре, ки аз тамом маҳв ношуда халосӣ ёфтани мо ва ба ҳайати маҷмӯа ба вуқӯъ наомадани планҳои худаш дар нафсаш пайдо шуда буд, чунон шиддат дошт, ки ба зоҳири ҳоли ин дипломати сангин ва сиёсидони матин ҳувайдо мегардид.

Боз моро дар хонаи аввал оварда, чою нон тақдим карданд. Соати панҷи қубайли ғуруб бо вагони махсусе

моро ба Когон узот намуданд. Намояндагон асомии соири маҳбусин[ро], ки то ҳол халос нашуда буданд, навишта гирифта, бо рафоқати Миллер, Шулка ва аскари рус бо аламҳои озодӣ шаҳри Бухороро давр зада, ба Арки Олӣ баромада, маҳбасҳоро муоина карда, баъзе маҳбусинро халос ва халоси баъзеро ваъда гирифта баргаштанд. Ба Когон Ҳоҷӣ Мирбобо, Мирзо Назруллоҳ, Абдуррасул ва фақирро, ки маҷрӯҳ будем, дар хастахонаи шаҳри Когон, ки ба идораи Рус аст, ҷой доданд. Соири фирориён ва халосшудагон аз ҳабс дар ҷамъияти хайрияи мусулмонони Русия ва дар нумраҳо ва меҳмонхонаҳо истиқомат карданд. Ходимони хастахона либосҳои моро табдил карда, ба ҷароҳот марҳам баста, ба хонаи назифе хобонданд. Фаннан ва мантиқан бояд ки моро қуввати ҳарф задан ва ёрои ба пой хостан намебуд. Лекин мо ба шавқи тамом ҳарф мезадем ва бе муовинати касе аз ҷой бармехостем. Муқаррар, ки ин аҳвол ғайритабиӣ буд. Ин қуввате буд, ки аз фараҷи баъд аз шиддат ба рӯҳ пайдо шуда, дар бадан инъикос мекард. Имшаб то ними шаб ягон-ягон муҳоҷирини Когон ва аҳбобу авиддое, ки дар он ҷо буданд, омада моро аёдат карда, ҳолпурсӣ намуданд. Баъд аз он, ки ҳама рафтанд ва мо ба ҳоли худ машғул шудем, оҳиста-оҳиста аҳволе, ки баъд аз ин ҳама моҷаро рӯй доданаш табиӣ буд, зоҳир шудан гирифт. Табларзаи шадид, беҳолии муфрит пайдо шуд. Ходимони хастахона аз парастории мо заррае фурӯгузошт накарданд. Рӯз шуд, қуввати ба хало рафан набуд. Ходимон муовинат карданд. Як дуктури австриягӣ, ки мутасаддии ин хастахона буд, бо як нафар дуктури рус, ки ба хастахонаи роҳи оҳан

мутасаддӣ буд, моро муоина карданд. Дарачаи ҷароҳат ва асбобашро дар аврок забт карданд. Мизон-ул-ҳарора гузоштанд. Миқдори таби фақир 39,5 дарача, аз они Мирзо Назруллоҳ 40,2 дарача, аз они Ҳоҷӣ Мирбобо 39 дарача, аз они Абдуррасул 40 дарача буд. Имрӯз ба мо давои муқаввӣ ва мусаккини ҳарорат доданд, дар ҷароҳот мархам баста, ба осуда хобидонамон тавсия карданд. То рӯзи сешанбе ҳоли ман ба як минвол буд. Аммо ҳоли Мирзо Назруллоҳ бад менамуд. Ғизоро дуруст қабул намекард. Осори заъфу нотавониаш зиёда мегардид. Рӯзи сешанбе Мирзо Назруллоҳро боз дуктурон ҷамъ шуда, ба машварат муоина карданд, давоҳои дигар навиштанд. Ба ин муоина, фақир биззот ба ҷароҳати Мирзо Назруллоҳ назар андохтам. Бисёрии гӯштҳояш пора шуда, афтода буд. Ҳатто баъзе устухонҳои баданаш менамуд. Вақти ғуруб мо ҳама ба ҳоли худ машғул будем, овози ба касе сухан кардани Мирзо Назруллоҳ ба гӯшам расид. Аз тахти лиҳоф сар бароварда ба тарафаш нигоҳ кардам, ки касе нест, аммо худ ба худ ҳарф мезанад ва дастҳояшро аз ғайри тартиб ҳаракат медиҳад. Яқин кардам, ки ҳолаш танг аст, ба воситаи хидматкорон мудираи хастахонаро (хастахона ба идораи як зани солхӯрдаи рус буд) талаб карда, ба аҳволи Мирзо Назруллоҳ диққат карданашро хоҳиш намудам. Худам ба воситаи телефон дар меҳмонхонаи "Балшуй Масковски" ҳолро ба бухориён маълум намудам. Фурсате буд, ки аз тарафи ҷамъияти бухориён ду нафар ба аёдат омада, барои адои маросими динӣ Мирзо Абдуррахими мударрисро ва барои хидмату тарҷумонӣ Муҳамадазим Яъқуббойзодаро гузошта

рафтанд. Ба воситаи амалиёти тиббӣ Мирзо Назруллоҳ ба ҳолати ҳушёрӣ омад, лекин осори мамот дар чеҳрааш намоён буд. Як духтари рус ба унвони ҳамшираи шафқат дар хидмат буд. Фикрашро дар боби Мирзо Назруллоҳ пурсидам. Маъюсона "Худо медонад" гуфта, ҷавоб дод. "То субҳ маълум мешавад" гуфта, илова намуд. Ғараз то субҳ Мирзо Назруллоҳ ҳол ба ҳол ва муҳтазар буд. Лекин фикру ҳушаш ба ҷой, такаллумаш мунтазам буд. Оҳ мегуфт. Ваҳшиёну золимонро ба Худо ҳавола мекард. Аз шиддати озори ҷароҳат шикоят менамуд. Ҳар замон ба ҳозирин ба аҳбоби ғоибин салом таблиғ карданро тавсия мекард. Аз боқимондагон як модари пир ва зани ҷавон ва як духтару як писар дошт. Аз онҳо ҳеҷ ёд намекард. Маълум буд, ки аз дунё ва мо фиҳо тамом дилсард шуда буд, ба Худованди Карим илтиҷо мекард ва калимаи шарифаи тавҳид ва шаҳодатро такрор менамуд. Мирзо Раҳими мударрис ба сари болинаш "Ёсин"-и Шариф тиловат мекард ва калимаи шаҳодатро талқин менамуд. Муҳаммадазим дар соири хадамот расидагӣ мекард. Духтари рус ҳар замон барои тасҳили нафас кашидан ва иодаи қувват дар тахти ҷилд даво мефиристод. Дар шишаҳо оби ҷӯш ҳозир карда, ба дасту пояш мисос мекунонд. Соат ба соат либосашро табдил ва ҷои хобашро тоза менамуд. Хулоса, то субҳ ҳол бад-ин минвол буд ва мо низ ба андешаи дуру дароз афтода, тамоми шаб бедор будем ва аз ҳоли пурмалоли ин ҷавони беозори ракиқулқалб риққат дар риққатам меафзуд. Қариби тулӯъ ба осонии тамом нафаси вопасинашро кашида, ба ин ҷаҳони фалокатбунёд видои абадӣ ва падруди доимӣ карда, аз зиндони дунё раҳоӣ ёфт. Раҳмату-л-Лоҳи алайҳи раҳматан восиъатан.

## 19

### Мирзо Назруллоҳ чӣ гуна одам буд?

Касе, ки аз дӯсту душман Мирзо Назруллоҳро мешиносад, абадан ба дил озоре аз ин ҷавон надорад. Мирзо Назруллоҳ дар тамоми умр бо касе арбадаву ошӯб накарда ва касеро аз ошнову бегона озоре нарасондааст. Ҳалим, мутавозеъ, кушодарӯй ва салимулваъз буда, дар авоили ҳол дар Регистон, тахти Токи Тиргарон баззозӣ мекард. Вақте ки ширкати "Баракат" таъсис ёфт, муассисони ширкат бинобар эътимодашон бар амонату росткории Мирзо Назруллоҳ, дар ҳайати муассисинаш дохил карда, хариду дигар амрҳои муҳиммаи магозаи ширкатро ба мумоилайҳ супориданд. Дар боби тиҷорат хиёнат ё дурӯггӯиро касе аз Мирзо Назруллоҳ ривоят накардааст. Саёҳати Истанбул ва Аврупо карда буд. Ҳамеша ҳамсафаронаш аз мумоилайҳ изҳори ризомандӣ мекарданд. Одоби диниро мисли як шайхи бериё риоят мекард. Ҳеҷ вақт намозашро ба қазо намемонд. Ба қадри имкон намозро ба ҷамоат адо мекард. Як вақт ба шиддати гармо дар Рамазон бемори сахт шуд. Табибон лузуми ифторро баён карда, мусоидаи шаръиро маълумаш намуданд. Маъазолик, ифтор накард. Валҳосил, риояи одоби диниро ба дараҷаи таассуб расонда буд, ки аз мусоилаҳои шаръӣ ҳам истифода карданро дилаш қабул намекард. Тахминан сӣ сол умр дошт. Баъд аз вафоти зани аввалиаш, пештар аз балво ҳамхонаи нав гирифта буд. Вақте ки фитнаву балво бархост, сабабе ба дастгирии худаш мулоҳиза накарда, ба хона пеши

модару авлоди худ субҳи якшанбе нишаста будааст, ки маъмурони қӯшбегӣ ба рафоқати Султонхоҷа ном фаррошбошии қӯшбегӣ ба хонааш мусаллаҳан ҳуҷум карда, ба болои зану фарзандаш беибо даромада, ба зарбу лати бисёр ба дарбори амир оварда, ба маҳбасе, ки дар боло арз шуд, андохта буданд. Назар ба қавли Мирзо Назруллоҳ нӯҳ ҳазор сӯми нақд ба хонааш будааст, ки маъмурони қӯшбегӣ дар вақти ҳуҷум маблағи мазкурро тороҷ карда, барои заққуме, ки рӯзи қиёмат хоҳанд харид, сармояи эҳтиётӣ гузоштаанд.

## 20

### Иттифоқи аҷиб!

Баъди ду рӯзи шаҳодати Мирзо Назруллоҳ, Султонхоҷа – фаррошбошии қӯшбегӣ, ки ба гирифтани Мирзо Назруллоҳ роҳбар буд. фуҷоатан вафот карда, мукофоти ин хидмати намоёнашро дар дунё надида, ба муҷозоти ухравӣ шитофт.

Баъд аз вафот наъши Мирзо Назруллоҳро ба хонаи дигар накл дода, маросими ҷанозаву тадфинро барои рӯзи панҷшанбе муҳайё карданӣ шуданд. Модарашро ба Когон оварда, иҷозат гирифта, дар ҷивори роҳи Когон-Бухоро дар қурби Когони Кӯҳна дар болои тале мазори махсусе таъсис карда, нишонгоҳи абадӣ карда мондани ин мазорро муқаррар карданд. Рӯзи панҷшанбе, 5 Раҷаби санаи 1335, мутобиқи 13 апрели 1917 наъши шаҳиди саидро ба эҳтифолоти лоиқа аз беморхона бардошта, ба ҷамъияти касира ҷаноза хонда, дар мадфани мазкур вадиаи хоки гуфрон намуданд. Дар расми тадфин талабаи мактаби тоторон ва аскари рус низ иштирок карданд. Аз ҳар тараф нутқҳои оташин гуфта, ба хатми Қуръони Карим расми тадфинро ихтитом доданд. Яке аз аҳбоб "Назруллоҳи шаҳид" (1335) ба таърихи ӯ навишт. Рӯзи чаҳоршанбе дар беморхона, рассом оварда, футуғрофи мо ва ҷароҳатҳои моро ва футуғрофи наъши Мирзо Назруллоҳ ва ҷароҳатҳояшро дар ҳолати вафоташ гирифтанд, ки дар ин авроқ мушоҳида хоҳед кард.

Аз рӯзи чаҳоршанбе эътиборан дуктур ба амалиёти шадида шурӯъ кард. Ҳамоно барои иодаи қуввват ва таскини ҳарорати мо то ҳол ба марҳаммониҳои

сариндастӣ иқтифо мекард, баъд аз ин кам-кам амалиёти ҷарроҳия кардан гирифт. Ҳар рӯз қариб як соат амалиёт мекард. Дар ин як соат гӯштҳои фосидшударо бо устура ва анбӯр бурида ва чида мегирифт. Ин амалиёт ҳарчанд барои сиҳҳат истиқболи лозим буд, лекин мавти фаврӣ аз ин амалиёт осонтар менамуд. Ғайр аз дуктур ва атбоаш, касе ба даҳшату шиддати ин амалиёт тоб оварда натавониста, ҳама аз хастахона дуртар мешуданд. Ба ҳамин тарика, бисту панҷ рӯз амалиёт буд. Ҳар рӯз баъд аз амалиёт ба фикри амалиёти рӯзи оянда муztариб будам. Озор чунон қувват дошт, ки ҳаракати сахле сабаби шиддати дарду алам шуда, беҳушу тоқатам мекард. Тариқи хоб ҳамеша бо як китф, моил ба рӯйнокӣ буд. Аз бими озор соатҳо ғайримутаҳаррик ба як ҳол мехобидам. Алғараз, дар бисту панҷ рӯз Абдуррасул сиҳҳат ёфта, аз хастахона баромад. Ҳоҷӣ Мирбобо дар чиҳил рӯз мураххас шуд. Фақир дар панҷоҳу ду рӯз аз хастахона изн хостам. Дуктур ба риояи баъзе тадбирот ва ба истеъмоли баъзе давочот тавсия карда, иҷозатам дод (вақти таҳрири ин саргузашт, ки 27 Рабеъуссонии 1336 ҳиҷрист, яъне аз иқони зарб қариб даҳ моҳ гузаштааст, ҳанӯз осори озор дар маҳалҳои ҷароҳат мавҷуд аст. Ба расидани гармӣ ё сардӣ ё чизи сахте ҷои ҷароҳат хориш пайдо карда, осори дард маълум мешавад). Зотан, фақир аз сиёсиёт мутанаффир будам. Ин ҳама фаҷоеъро аз сӯиҳаракати сиёсиюни Бухоро бо вуҷуди адами тадохули худ кашидам. Баъд аз ин ба худ аҳд кардам, ки дигар дар муҳити Бухоро набошам ва сари худро аз ин гирдоби фалокат берунтар кашам. Чун ба сабаби муҳорибаи умумӣ дар як гӯшаи дуртари дунё

сафар кардан мумкин набуд, ба Самарқанд омада, мунзавиёна истиқомат кардам; то баъд аз ин Худованди Ҳаким чӣ хоҳад.

Баъд аз он, ки мо ба хастахона омадем, ҳукумати Бухоро чӣ рафтор кард? Элчихона чӣ гуна мақсад буруз дод? Фирориён ба Когон чӣ ташаббусот карданд? Фақир ба тафсилоти ҷавоби ин суолҳо воқиф нестам. Аз иҷмоли маълумоте, ки дар ин хусусот ҳосил кардам, маълум мешавад, ки ҳукумати Бухоро ба иттифоқи Миллер ва Шулка дар танкилиислоҳотхоҳон камар баста будаанд. Инак иҷмоли вақоеъро ба қадре, ки медонам, менависам.

Ҳукумати Бухоро ва Насруллоҳи қӯшбегӣ дар таъқибот ва тавқифоти ислоҳотхоҳон ҳар ҳаракате, ки карда бошанд, ихтилоли мардумро сабаб мегардониданд, бинобар шӯриши умумӣ худро ба ин ҳаракот дар назари аҷнабиён маҷбур нишон медоданд ва ҳол он, ки ҳукумати Бухоро барои таскини фитнаву рафъи балво ҳеҷ ҳаракати ҷиддӣ ба кор набурда буд. Агар ҳукумати Бухоро дар аввали балво аз шӯришчиён ду нафарро ҳабс мекард, ё ду-се нафар аз муллоёнро таҳдид ба азл менамуд, аслан балво боло намегирифт. Ҳар касе, ки ба аҳволи рӯҳияи мардуми Бухоро ва уламо воқиф аст, ба хубӣ медонад, ки аҳолӣ ва уламо ба ғайр аз ризои ҳукумат дигар хоҳиш надоранд. Бузургони эшон ҳукуматдӯст ва амирпарастанд. Мардуме, ки барои як маъхази ҳазор тангагӣ мулозимат ба қозикалон ва қӯшбегиро ба дараҷаи ибодат мерасонанд, мардуме, ки барои як хилъати подшоҳӣ аз ҳеҷ гуна кор рӯй намегардонанд, ба амри ҳукумат мухолифат барои чӣ карданашон ва то куҷо

карданашон муайян аст. Ҳукумат вақте ки самимона дар ислоҳот ният дошт, ба воситаи Насруллоҳи қӯшбегӣ мактуб нашр карда, ба ислоҳот ҳеч кас монеъ шуда натавонистанро изҳор карда, ба рафъи ҳар гуна мавонеъ ба амри ҷаноби олӣ ба ҷиддӣ кӯшиданро ба аҳолӣ фаҳмонда буд. Пас барои рафъи мавонеъ чӣ кард? Оё яке аз ононеро, ки ба амри амир мухолифат карда, ихтилол бардоштанд, ҳабс кард? Лоақал касеро таҳдид ё тавбих намуд? Не, не! Ҳеч кор накард! Билъакс, ҳаракатҳои муаддии ихтилол ва муқаввии рӯҳи фитнакорон -- ҳар қадар, ки аз дасташ меомад, кард. Талаботи аҳли балворо би-л-айни ва-р-раъс қабул ва иҷро намуд. Ҳар қадар ашхосе, ки ба тӯҳмати ислоҳотхоҳӣ тавқиф шуда бошанд, ҳамаро биззот маъмурони ҳукумат мусаллаҳона рафта, тавқиф карда, оварданд. Ин маъмурон ба амру фармони Насруллоҳи қӯшбегӣ ҳаракат карданд. Аҳли балво дар кӯчаву бозор касеро накуштаанд ва бе рафоқати маъмурони қӯшбегӣ ба хонаи касе ҳуҷум накардаанд. Фақат вазифаи худашонро, ки фарёд бошад, ба хубӣ адо кардаанд. Агар ҳукумат амри тавқиф намедод, ҳеч гоҳ аҳли балво ба ҳуҷум ба хонаи касе ҷасорат намекарданд. Ҳатто баъд аз амри тавқиф низ аҳолӣ биззот ҳуҷум накарданд; танҳо ба маъмурони ҳукумат ёрмандӣ ва роҳнамоӣ карданд. Ҳукумат ҷадвале ҳозир карда буд; касонеро ки дар он ҷадвал асомиашон мастур буд, ба қадре, ки ба дасташ афтод ва аз хонааш ёфт, оварда ҳабсу заҷр кард. Касонеро, ки аз роҳу бозор иттифоқӣ оварда ҳабс карданд, дар онҳо он қадар аҳамият намедоданд. Ҳар қадар шиддат, ки буд, ҳукумат дар ҳаққи ашхоси мастур дар он ҷадвал

мекард. Мирзо Абулфаёз, ки яке аз котибони Насруллоҳи қӯшбегӣ буд, аммо ба тараққипарварон ва ислоҳотхоҳон аслан робита ва рафтуой надошт, мумоилайҳро низ мунҳиёни Насруллоҳи қӯшбегӣ "ислоҳотхоҳ" ба қалам дода будаанд. Рӯзи якшанбе қӯшбегӣ Мирзо Абулфаёзро одам фиристода оварда, ба муҷарради ҳузур гуфт: "Ҳоло ту мехоҳӣ, ба хизонаи ҷаноби олӣ соҳиб ва муфаттиш гардӣ"! Ба маъмурон хитоб карда гуфт: "Занед ин кӯрнамакро!" Бечора Мирзоро зада-зада аз либос таҷрид карда, ба "Обхона" андохтанд. Пас чӣ гуна ҳукм карда мешавад, ки Насруллоҳбий ҳанӯз дар сари ислоҳот буд?! Пас чӣ гуна таъвил карда мешавад, ки Насруллоҳбий ҳамин қадар зулмро ба хоҳиши аҳли ихтилол маҷбур шуда кард?!

Вақте ки аскари рус ба Бухоро даромада, даврия зада баромада, дар тахти дарвозаи Қавола манзил кард ва тахлиси маҳбусин ба умуми аҳолӣ маълум гардид, рӯҳи аҳли балво якбора афтод. Ҳар кас ба хонаи худ мунзавӣ шуд. Ва ҳол он, ки ин кор ба кайфи аҳли ҳукумат мувофиқ намеафтод. Бинобар ин арбоби ҳукумат ба аҳолӣ мегуфтанд, ки "аскари рус барои ҳимояти раиягони худ ва ҳифзи бонкҳо омадааст. Маҳбусин тахлис наёфтаанд, балки ба Сибириё нафӣ шуданд..." Валҳосил, ба ин қисм гуфторҳо рӯҳи аҳолиро дигарбора қувват дода, ба сабот дар ихтилол далолат мекарданд. Ба ташаббусоте, ки аз Когон карда шуд, аҳволи Бухоро дар Петроград ба ҳайати вузарои Рус маълум гардид. Аз Петроград ба имзои Милюков ва Керенский ба номи амир ва Миллер ва ба ҳайати иҷроияи шаҳри Когон ба ин мазмун телегроф омад:

"Аҳволи фаҷеаи Бухоро маълум шуд. Касонеро, ки дар ин фитна сабаб шудаанд ва ба ислоҳот монеъ омадаанд, бояд ҷазои сахт дода шавад. Баъд аз ин ба ҷону моли ҷавонбухориён ҳар зарару зиёне, ки расад, шахси амир ва шахси Миллер масъуланд..." Ба вуруди ин телегроф, табиӣ, ҳукумати Бухоро сарриштаи кори худро гум мекард, лекин аз он ҷо, ки Миллер дар миён буд ва ҳанӯз барқарор набудани ҳайати вузарои Петроград ба Миллер маълум буд, аҳамияти ин телегрофро дар назари ҳукумати Бухоро ба дараҷаи ҳеҷ фуровард. Ба ташвиқ ва ҷасорат додани Миллер ҳукумати Бухоро ба ҷавоби ин телегроф чӣ ҳаракат кард? Ба ҷое, ки сабабони фитнаро ҷазо диҳад, рӯҳи аҳли балворо дуруст кувват доданӣ шуда, дар байни аҳолӣ шӯҳрат дод, ки "Ҳукумати Рус аз Бухоро то Қизлӣ идораи тамоми Туркистонро ба ҳукумати Бухоро ҳавола кардааст". Маъмурони хукумат ба сипоҳиёни бузург ва ба тоҷирони калон ин хабарро табшир карда, севанчиҳо гирифтанд ва сарупойҳо пӯшиданд. Ба сабаби ишоа кардани ин хабар, фитначиён ба таҳайюҷи тамом ба пой бархостанд, ба иноду исрори худ давомат карданд. Ҳукумати Бухоро барои тағлити чашми аҷнабиён аз сархайлони фитна қозӣ Бурҳониддини маъзулро дар беруни шаҳри Бухоро ба чорбоғи худаш ҷой дода, номи инро "ҳабс" гузошт ва мулло Дӯсти муфтиро ба қазои Қаршӣ, ки дар вақти амният дар амсоли он дараҷаи баланд расиданаш мумкин набуд, насб карда, номи инро "нафӣ" гузошт. Оммаи аҳолиро ба ишоаи хабари мазкур дар шӯр андохт ва сархайлони балворо итминон дода, хатти ҳаракати мунтазаме барои иҷрои балво дар онҳо нишон

дод. Дар сафҳаҳои боло арз шуда буд, ки маъмурони ҳукумат ва касоне, ки дар ислоҳот манфиаташон маҳв мешавад, дар саҳроҳо одам фиристода аҳолии туманот ва вилоётро ба ҳифзи давлати амир ва ба газову ҷиҳод даъват карда буданд; яъне ба саҳроиён, ки асли ислоҳот ба манфиати эшон буд, хабарҳои муҳаййиҷи бардурӯғ ишоа карда, гуфта буданд, ки "Ҷадидҳо мехоҳанд амирро азл кунанд; ҷадидҳо мехоҳанд рӯйҳои занҳои шуморо кушоянд ва газову газо...". Чун ба сабаби ин игвоҳо, аҳли қурову саҳро газоталаб шуда, ба Бухоро омаданд, ҳукумат аз бими торочи амволи умум ба дарвозаҳои шаҳр қаровул монда, саҳроиёнро аз духул ба шаҳр монеъ омад. Аммо барои аз иштибоҳ баровардани онҳо коре накард, балки рӯҳи ихтилол-парваронаи онҳоро тақвият дода, барои эшон говҳо, гӯсфандҳо, ҷуволҳои биринҷ фиристода, зиёфатҳои бузург муҳайё кард (Баъд аз чанд гоҳ амир бизот дар Гиҷдувон сафар карда, ҳамаи сарҳайлони ҷамоаи балвоҷӣ ва аминону оқсақолонро амалҳои калон дода, эҳсонҳои намоён намуд).

Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ, ки дар авоили масоили ислоҳот ба хидмате маъмур шуда, ба Қаршӣ рафта буд, ба муҷарради вуқӯи ихтилол дар Бухоро ҳозир шуд. Зотан ин шахс ба иноду исрори тамом ба ислоҳот муқобил буд, илова бар ин ба сабаби ин ихтилол ба гасб кардани мансаби вазорат чашм дӯхта буд ва интиқоме, ки чанд сол боз аз Насруллоҳбий дар дил дошт, кашиданӣ буд. Ин мард рӯҳи ихтилол ва ҷони муҷассами фитна шуда, намоён гардид: аз як тараф ислоҳотхоҳонро аз тарафи худ таъмин карда, сабаби ин фитна Насруллоҳи қӯшбегиро нишон медод;

аз тарафи дигар аҳли фитнаву балворо бар зарари қӯшбегӣ таҳрик карда мегуфт: "Дар ислоҳот ҷаноби олӣ аслан хоҳиш надоранд, ин ҳама корҳоро қӯшбегӣ баровардааст. Азли қӯшбегиро талаб кунед...". Зотан Насруллоҳбийи қӯшбегӣ ба сабаби сиёсати дурӯяе, ки дошт, эътимоди ду фирқаро ҳам аз худ зоил карда буд: ислоҳотхоҳон ба сӯиннияти қӯшбегӣ пай бурда, рӯгардон шуда буданд. Ихтилолчиён ба иқдоме, ки қӯшбегӣ дар аввали ваҳла барои ислоҳот карда буд, душманӣ мекарданд.

Ҳукумати Бухоро ба воситаи элчихонаи Рус бо муҳоҷирини Когон масъалаи оштиро дар миён овард. Оштӣ аз ин қарор буд: 12 нафар аз тараққипарварон ба ҳузури амир қабул ёфта, бо вукалои муллоён оштӣ мекунанд. Ҳукумат ваъда медиҳад, ки мундариҷоти фармони 28 Ҷумодоссониро иҷро кунад ва ҳуқуқи тараққипарваронро муҳофиза намояд.

Рӯзи панҷшанбе 5 Раҷаби 1335 яке аз аҳбоб дар беморхона ин хабарро ба мо расонд ва гуфт: "Рӯзи ҷумъа мо 12 нафар ҳамроҳи аъзои элчихона ба ҳузури амир меравем". Гуфтам: "Бародар, яқин донед, ки шумоёнро пора-пора хоҳанд кард, аз дами теғ хоҳанд гузаронид ва дастуруламале, ки рӯзи шанбеву якшанбе иҷрои он дар сакта гирифтор шуда буд, фардо хоҳанд итмом кард". Гуфт: "Мо ва элчихонаву ҳайати иҷроияи шаҳри Когон ва ҳайати аскария ба ин маслиҳат қарор додем, акнун аз ин фикр нукул карда наметавонем". Гуфтам: "Ман хам медонам, шумо қарор додед ва иҷро низ хоҳед кард, лекин ғараз аз ин ихтори фақир он аст, ки ба кушта шудан муҳайё шуда равед".

Хулоса, рӯзи ҷумъа 6 Раҷаб, 12 нафар аз Шӯрои Исломи тараққипарварони Бухоро бо рафоқати Миллер, Шулка ва чанд нафар аз русони Когон ва мусулмонони Тотор ва Қафқозия ба Бухоро рафта, ба Арки Олӣ дохил шуда, ба хонаи қӯшбегӣ манзил гирифтанд. Вукалои муллоёну муфтиён, қозикалону раис, сипоҳиёну саркардагон дар меҳмонхонаи Раҳимхонӣ ҳозир шуданд. Ин 12 нафар низ бо руфақоашон дар меҳмонхонаи мазкур ҳозир шуданд. Амир низ омада садри маҷлисро ишғол кард. Вукалои муллоён ба якбора ошӯб бардошта, "Мо чизеро қабул намекунем" гуфта, фарёд мекарданд. Дар беруни меҳмонхонаи Раҳимхонӣ ва дар сохлуву таҳти тахт аҳли балвои бисёре ҷамъ шуда, "Ин 12 нафарро ҳозир куштан лозим аст" -- гуфта, фарёд мекарданд. Баъзе саркардагон ба Миллер хитоб карда "Биз қабул қилмаймиз, тӯра! Бизни атуқил!" -- гуфта, ғулғула меандохтанд. Амир чизе намегуфт. Охир яке аз ҷавонбухориён ба амир хитоб карда гуфт: "Тақсир, ҷаноби шумо марҳамат карда, ба инҳо фаҳмонед, ки фармони ислоҳотро шумо баровардед, ё мо, ба амри ҳумоюни шумо инҳо монеъ омаданд, ё мо?" Амир ба муллоён хитоб карда гуфт: "Инҳо (яъне ҷавонбухориён) низ табааи содиқаи моанд. Инҳо низ чизи мувофиқи шариатро мехоҳанд". Ба ҷавонбухориён хитоб карда гуфт: "Як худи ман чӣ кор кунам?" Амир ба ҳамин қадар маҷлисро қатъ карда, аз хона берун рафт. Соиринро низ маъмурони ҳукумат аз хона берун карданд. Ба хона танҳо 12 нафар намояндагони тараққипарварон монданд. Дар беруни хона "Ин 12 нафарро куштан лозим аст" -- гуфта, аҳли балво шӯриш мекарданд.

Тӯрақули худайчӣ омада, ба хонаи қӯшбегӣ рафтани ин 12 нафарро талаб кард. Инҳо гуфтанд: "Модом ки мехоҳанд моро бикушанд, ба ҳамин меҳмонхонаи подшоҳӣ бикушанд. Мо намехохем, ки худро ба беруни дар ба аҳли балво таслим намоем". Тӯрақули худайчӣ гуфт: "Ман мутасаддӣ мешавам, ки ба шумо касе таарруз намекунад". Гуфтанд: "Мо ба шахси худи шумо эмният надорем". Як каси дигар аз маъмурон низ омада, таклифи хуруҷ кард. Эшон боз рад карданд ва гуфтанд: "Моро Миллер ва Шулка таъминот дода оварда буданд. Боз онҳо омада, хоҳанд моро аз ин ҷо баровард". Оқибат Миллер ва Шулка биззот баромада, аҳли балворо таскин доданд ва омада, ин 12 нафарро аз меҳмонхонаи Раҳимхонӣ ба хонаи қӯшбегӣ бурданд. Қӯшбегӣ хатте тасвид карда, имзо кардани ин 12 нафарро талаб кард. (Мазмуни хат ба ман маълум нест)[1]. Миллер низ имзо кардани ин хатро далолат[2] кард. Вукалои ҷавонбухориён гуфтанд: "Мо ба хоҳиши Миллер имзо кардем, гуфта имзо мекунем". Ин шартро Миллер қабул накард, хат беимзо монд.

Шӯриши аҳли балво соат ба соат зиёд мегардид, ҳар замон ба хонае, ки ин 12 нафар буданд, ҳуҷум кардани мешуданд. (Ғарази ҳукумат чӣ будан ба хубӣ маълум аст. Агар ҳукумат ғарази фосиде намедошт, ҳеҷ гоҳ ҷамоати мутакассирае аз аҳли балворо дар дохили Арк роҳ намедод. Ва ҳол он, ки ҳукумат ба аҳли

---

[1]Дар ҳошия афзуда шудааст: «Мо ислоҳот намехоҳем, тавба кардем...» – Муҳаррир.

[2]Дар асл баъд аз саҳифаи 332 саҳифаи 334 омадааст, яъне, бе он ки матн халал ёбад, рақами 333 вуҷуд надорад. – Муҳаррир.

фитнаву балво бори ом дода буд. Ҳар кас ҳар қадар беҳурматӣ, ки хоҳад дар болои Арк баромада, карда метавонист).

Алгараз, то вақти гуруб аҳли фитна дар болои Арк буданд. Вукалои ҷавонбухориён ба хонаи қӯшбегӣ одатан маҳсур ё махбус буданд. Агар аз хона мебаромаданд, баромадан ҳамон буду кушта шудан ҳамон. Бинобар қоидае, ки дарвозаи Арки Бухоро аз вақти гуруб баста мешавад, маъмурони ҳукумат аҳли балворо аз Арк ихроҷ карданд. Лекин эшон мунтазири қатли ин 12 нафар шуда, ба Регистон муҳайё буданд. Шӯриш мекарданд ва фарёд мезаданд. Баъд аз ин Миллер аз ҷавонбухориён хоҳиш кард, ки мусулмонони раияи Рус бояд аз байни шумо бираванд. Намояндагон қабул накарданд. Миллер дубора ба намояндагон гуфт: "Ман меравам. Шумо имшаб ин ҷо бошед. Ними шаб ё саҳар баъд аз мутафарриқ шудани аҳли фитна шуморо қӯшбегӣ узот мекунад". Ҷавонбухориён гуфтанд: "Мо ба ҳеҷ як аз маъмурони ҳукумат эътимод надорем. Моро шумо таъминот дода овардед, модом ки аз тахлиси мо оҷиз ҳастед, шумо ҳам дар қатори мо бошед. Агар ба мо таарруз кунанд, ҳар фалокатро бо ҳам мебинем". Миллер то ду соат баъд аз гуруб таваққуф карда, боз тақозои танҳо рафтанро кард. Оқибат ҷавонбухориён аҳволро бо телефон дар таҳти дарвозаи Қавола ба аскари рус ва дар Когон ба идораи ҷамъиятҳо маълум карданд.

Аҳолии Когон фавран аскари фахрӣ ҳозир карда, мусаллаҳан маҳсуринро халос карданӣ шуданд. Аскари рус бо телефон ба Миллер гуфт: "Агар худ танҳо аз шаҳр бароӣ, ё яке аз ин 12 нафарро осебе расад,

аввалин ҳадафи тири мо зоти ту хоҳад буд". Баъд аз ин таҳдид Миллер ба таҳлиси маҳсурин ҷиддӣ кӯшиш кард, дар фурсати 15 дақиқа мутафарриқ шудани аҳли балворо аз кӯшбегӣ ба сурати қатъӣ талаб намуд. Баъд аз ин ултиматум дар 15 дақиқа аҳли шӯриш аз Регистон мутафарриқ шуданд. (Ба хубӣ маълум шуд, ки рӯҳи балво кӯшбегиву Миллер ва умуман маъмурони ҳукумати Бухоро будаанд. Зеро ба як талаби сахти Миллер ва ба як амри қатъии кӯшбегӣ дар 15 дақиқа аҳли балво мутафарриқ шуданд).

Валҳосил, роҳи халоси маҳсурин таъмин ёфт. Мирзо Низомиддинхоҷа ба роҳбарии маҳсурин то Когон маъмур шуд. Мирзо Низомиддинхоҷа барои исбот кардани хиёнати кӯшбегӣ дар назари намояндагони Когон гуфт: "Бояд яке ҳам аз маъмурони кӯшбегӣ ба мо рафоқат накунад. Зеро ҳеҷ яки инҳо маҳалли эътимод нестанд". Алғараз, маҳсурин аз Арк хориҷ шуда, бо аробаҳои подшоҳӣ барои эҳтиёт аз дарвозаи Ҳазрати Имом баромада[1], роҳи Когонро пеш гирифтанд. Чун хиёнати кӯшбегӣ ва ҳукумати Бухоро зоҳир шуд ва ҷои инкору пардапӯшӣ намонд, барои тазкияи худ Миллер мегуфт: "Ин хиёнати Насруллоҳи кӯшбегист, акнун азли кӯшбегӣ лозим шуд..." Ва ҳол он ки ҳар масъулияте, ки ба Насруллоҳи кӯшбегӣ роҷеъ шавад, ба он масъулият Миллер ва Шулка низ шарик буданд. Зотан кӯшбегӣ дами оберо бе изни инҳо наменӯшид.

Хулоса, халосёфтагон солиман ба Когон расиданд. Дар Когон бо иҷтимои бузург машварат шуд ва хиёнатҳои кӯшбегӣ музокира ёфт. Хиёнати кӯшбегиро

[1]Роҳи маъруфи дарвозаи Қаволā аст. – Муаллиф.

Миллер низ икрор карда буд. Оқибат, ба иттифоқи оро азли қӯшбегӣ қарор гирифт. Дар ин миён сӯиннияти Миллер ва Шулка низ музокира гардид. Фардо қарори Когонро Миллер ба ҷаноби олӣ маълум кард. Фавран аз тарафи ҳукумати Бухоро Насруллоҳи қӯшбегӣ маъзул ва ба мансаби вазорат Мирзо Низомиддинхоҷаи Урганҷӣ мансуб гардид. Ба ин азлу насб ҳукумати Бухоро ду нишонро ба як тир зад: ба чашми аҷнабиён ва тараққипарварон гӯё, ки қӯшбегиро ба хоҳиши эшон азл кард. Ба назари аҳли балвову фитна, зотан, Насруллоҳи қӯшбегӣ ислоҳотхоҳ менамуд. Бинобар ин, ба ин азл рӯҳи аҳли фитна низ тақвият ёфт. Агар дар воқеъ ғараз аз азли қӯшбегӣ танбеҳи аҳли балво мебуд, ҳароина дар мансаби вазорат Мирзои Урганҷии маълумулмаслакро намеоварданд. Шаби дигар дар сабранияи Когон азли Миллер қарор ёфта, иҷро гардид, Шулка фирор намуд. Муваққатан кори элчихонаро Введенский, ки ноиби дувум буд, идора мекард. Аз Тошканд маъмурони муваққатӣ ба идораи элчихона омаданд. Ин маъмурон низ тарбиятёфтагони мирзохонаи генерал-губернатори Тошканд ва аз боқимондагони аҳли истибдод буданд. Эшон ҳар корро ба савобдиди Введенский, ки сояи муҷассами Миллер ва Шулка буд, мекарданд.

Ҳукумати Рус баъд аз Инқилоби Кабир рӯз то рӯз дар парешониҳо ва ихтилофҳои тоза афтодан гирифт, лиҳозо, масъалаи Бухоро тамом ба ихтиёри Тошканду Когон монд. Ҳукумати Бухоро ба як равиши мунтазам ба аксулҳаракати худ давомат мекард, ба ҷои танбеҳ сархайлони фитнаро ҳар рӯз унвонҳои тоза медод. Ҳар боре, ки аз Тошканд муфаттише ва на-

мояндаe ба Бухоро меомад, ҳукумати Бухоро Регистон ва Аркро аз аҳли балво мамлу карда, худро дар таъвики ислоҳот маҷбур нишон медод.

Чунончи дар боло арз карда шуда буд, дар авоили балво аз тарафи аҳли фитна: мулло Қутбиддин, Ибодуллоҳ Махдум, мулло Холи муфтӣ, Шафқатуллоҳхоҷа ва Музаффархоҷа вакил таъйин шуда буданд. Аз ин вукало Шафқатуллоҳхоҷа ва Музаффархоҷа муслиҳона ва ба эътидол ҳаракат мекарданд, аммо соирини вукало ҳар рӯз як фасод эҷод мекарданд, аз ҳукумат эҳсону инъом мейфтанд. Мардум низ баъзе ба сабаби ҷаҳолат, ки лозимаш асорат аст, баъзе маҷбуран барои муҳофизати номус ва обрӯи худ ба ин вукало бандавор итоат мекарданд. Аз вукало Ибодуллоҳ Махдум ривояте навишта, таҷдиди аймон ва таҳлифи тараккипарваронро талаб намуд. Ин ривоятро ба баъзе муфтиён, ки сархайли фитна буданд, мӯҳр кунонд ва ба ононе, ки ба иқдоми ин гуна кори хилофи шаръ сареҳ ҷасорат намекарданд, ба зӯр ва таҳдид мӯҳр кунонд. Аммо мулло Сиддиқ, муфтии тотор ба икроҳ низ мӯҳр накард. Гуфт: "Ман раияи Рус ҳастам, аз таҳдиди шумо наметарсам. Чун амр хилофи шаръ аст, мӯҳр нахоҳам кард". Домулло Икроми муфтӣ хилофи шаръ будани таҷдиди аймони як фирқаи маълумулимон ва таҳлифи эшонро фаҳмонданӣ шуда, ба Низомиддинхоҷаи қӯшбегӣ хат карданд. Ба ин сабаб, ҳукумат домулло Икромро аз Бухоро нафй карда, ба Ғузор қозӣ кард (Пас, маълум мешавад, ки ин ҳама ривоятбозиҳо низ кори ҳукумат будааст).

Чун ба сабаби унвон додани ҳукумат, вукало дар назди умум нуфузу эътибори куллӣ пайдо карданд,

ба иборати дигар, ҳама аз тарсу бим ба эшон итоат ва мурочиат мекарданд, аз фитначӯён ва мансабхоҳон ҳар кас ба савдои вакил шудан афтода, хар замон ошӯбе барпо мекард. Аз ин ҷумла, Қорӣ Ибодуллоҳ имом, ки зикраш дар авоили воқеоти балво гузашт ва Имод Махдуми Ҷумбул ва Назруллоҳ Махдум ва амсолашон буданд. Валҳосил, ин вукалои расмӣ ва ғайрирасмӣ ҳар рӯз ба ҳар кучо ва ба ҳар кас "Ту ҷадид, биё тавба кун ва тачдиди аймон намо ва савганд хӯр ва илло ҳукми қатли ту ҳозир аст" гуфта, ба гиребонаш овезон мешуданд. Бечора одамоне, ки на аз ҷадид хабар доранд ва на аз кадим, дар махлакаи аҷиб афтода буданд. Баъзе дар Когон фирор карда, мадад мехостанд ва дар Шӯрои Ислом аъзо мешуданд. Баъзе зиёфате карда, ба ин соҳибони шариат ва ҷаннат пешкаше дода, ҷону моли худро муҳофизат менамуданд. Ҳукумат низ ҳар мурочиати вукалоро беэътино намегузошт. Гӯё ки эшон маънан вакили мухтори ҳукумат буданд. Ҳукумат баъд аз чанд рӯз қозикалони маъзул Мир Бурҳониддинро ба Бухоро даровард. Хонаи ин шахс боз маркази фитнаву фасод гардид. Мақсади аввалии Мир Бурҳониддин азли Мирзо Муҳаммадшарифи қозикалон ва насби худ буд. Бинобар ин муллоёнро ба акси ин шахс ҳаракат медод ва мегуфт: "Ин шахс муовини тараққипарварон аст ва илло чаро маъхазҳои муллоёни тараққипарварро намегирад". Ба сабаби ин иғвоҳо муллоёни толиби маъхаз ба қозикалон мурочиат карда, гирифтани маъхазҳои муллоёни тараққипарварро талаб мекарданд. Қозикалон ба амир арз мекард, амир ба сабр тавсия мефармуд. Мир Бурҳониддин "Сабаби

ногирифтани маъхазҳо худи қозикалон" гуфта, фитнаро таҳрик мекард. Оқибат ба амри амир маъхазҳои тараққипарваронро гирифтанд. Маъаазолик, Мир Бурҳониддин сокит нашуд, аз уламои бузург Мусанниф ва баъзе дигарон, ки дар мансаби қозикалонӣ чашм дӯхта буданд. "Ло ли ҳубби Алиййин, бал ли бугзи Муъовия" гӯён, бо Бурҳониддин бар хилофи Мирзо Муҳаммадшариф иттифоқ карда буданд. Имомқулбек ном, ки дар авоили ҷулуси амир Олимхон бинобар рақобати Насруллоҳбий аз дарбор матруд шуда, ба Яккабоғ ҳоким шуда буд, баъд аз азли Насруллоҳбий такрор ба дарбор омада аз аввал зиёдатар нуфузу эътибор ёфта буд. Ин шахс низ бо Мир Бурҳониддин ба хилофи Мирзо Муҳаммадшариф иттифоқ карда буд. Бинобар парешонии ҳукумати марказияи Рус, Введенский дар Когон ба ҳар кор худмухтор буд. Мир Бурҳониддин ин шахсро низ ба тарафи худ гирифт. Ба сарфи маблағҳои маврусӣ ба даст гирифтани вукалои муллоён ва сархайлони фитнаҷӯён ва соири аҳли дарбор низ ба Мир Бурҳониддин осон буд. Алғараз, чун ҳама асбоб муҳайё гардид, ҳукумати Бухоро касеро, ки дирӯз фитнакорияш собит шуда, аз Бухоро тард шуда буд, имрӯз, яъне дар авоили моҳи Шавволи 1335 дар Бухоро қозикалон кард. Мир Бурҳониддин дар Бухоро қозикалон шуд, лекин ин қозикалонӣ ба назари оламе, ки аз хориҷ назар мекунад, аз марг бадтар буд, зеро ихтиёри мурофиаҳо ва маъхазҳо тамом ба дасти вукалои муллоён буд. Ҳар каломи ин вакилшавандагон дар мамлакат ҳокими мутлақ буданд, ба қозикалон ба унвони маъмур ва хидматкори худ

муомила мекарданд. Агар ин тақаккум ба ду нафар, чаҳор нафар мунҳасир мебуд, боз сабр мумкин буд. Лекин ҳар воҳиди муллоён -- хусусан ононе, ки худро вакил ба қалам дода, дар ҳар кучо эчоди фитна мекарданд, ба қозикалон низ бисёр ба таҳқир муомила менамуданд. Ҳукумат ва қозикалон калононн вукало ва муллоёнро ба инъоми рутбаву эҳсони ротиба аз худ розӣ карда буданд, аммо халқи бисёреро ба инъом розӣ кардан аз ҳаййизи имкон берун буд. Ночор, ҳукумат ба машварати қозикалон баъзе фитначӯёнро танбеҳ карданӣ шуд. Аз ин чумла Қорӣ Ибодро дар Балчувон нафй карда, маъхазҳои чанд нафари дигарро гирифт. Ба ин сабаб шӯришчиён ва тавбадиҳандагони мусулмонон аз ҳаракати худ бозистоданд ва муллоён як дарача аз рӯҳ афтода, ба ҳеч кор мудохила намекардагӣ шуданд. Табиӣ, ба чанд нафаре, ки аз асли кор ва нияти ҳукумат ва қозикалон хабар доранд, дар вақти лузум балво кунонда намешавад, барои балво ҳуҷуми умум даркор аст. Лекин умум аз танбеҳе, ки Қорӣ Ибод ва атбоаш диданд, аз рӯҳ афтода буданд, ночор ҳукумат барои тақвияти рӯҳи аҳли балво ба Қорӣ Ибоде, ки ҳанӯз ба манфои худ нарасида буд, ярлиғи риёсати он валоро фиристод ва ба ононе, ки маъхазашонро гирифта буд, маъхазҳои аз аввал калонтар дод. Ҳукумат сархайлони балворо аз туччор ва сипоҳу мулло ҳар рӯз унвонҳои тоза медод. Абдурrауф корвонбоширо аввал эшик-оқобошӣ, баъд аз он бий кард. Ҷӯрабекро амали тӯқсобагӣ дод. Ҳар кадом каллачунбони араб, хочаи точику ӯзбакро мироҳур, каровулбегӣ, судур, ӯроқ намуд. Ба муллоён бори ом дод. Ҳар рӯзи чумъа дар чаҳорбоғи "Ситорамаҳи

хосса" калону хурди муллоён ҷамъ шуда, мунозира мекарданд ва зиёфат мехўрданд (тафсилот ва тарзи ин мунозиротро як китоби алоҳида, роман ё театр кардан мебояд). Арзаи ҳар мулло биззот ба амир расида, матолибашон муҷро мешуд. Ҳар кадом аз вукалои муллоён амали муфтигӣ ва ўроқӣ ёфтанд ва мулло Қутбиддин судур шуд. Авлоду аҳфоду тавобеи муллоёни каллаҷунбон низ аз тахсисот бебаҳра намонданд. Баъзе ҷавонони 16-сола ба амониҳои бузург сарфароз шуданд, писари мулло Дўстӣ муфтӣ, ки ҷавоне мурохиқ буд, вақфи бузурге ба худ тахсис кунонда, дар вақти хоҳиш ба иззи ҳузури ҷаноби олӣ низ қабул меёфтагӣ шуд.

Чун кор ба ин дараҷаи "Олган, олганники" расид, ҳар кадом аз муллоён сар бардоштанд. Фирқае барои азли қозикалон маҷлисҳо оростанд. Зотан, аҳли тумон ва бухориюласлон ба хонаводаи қозӣ Бадриддин, ки кўлобиюласл буданд, рақобат доштанд. Дар вақти ҳаёти қозӣ Мир Бадриддин низ дар муқобили кўлобиён дар санаи 1324 бархоста буданд, лекин ба ҳусни сиёсат ва тадбири қозӣ Мир Бадриддин фитна базўр таскин ёфта буд. Чун қозӣ Мир Бурҳониддин дубора қозикалон шуд, биттабъ, дар ин кор аҳли тумон ва бухориён розӣ набуданд ва муллоёни холис низ бинобар адами лаёқати мумоилайҳ ба ин мансаб розӣ набуданд. Ононе, ки ба азли Мирзо Муҳаммадшариф иттифоқ карда буданд, ба умеди қозикалон шудани худашон буд. Онҳо низ зимнан бар хилофи Мир Бурҳониддин буданд. Дар муқобили эшон атбои қозӣ Мир Бурҳониддин ва талабаҳои кўҳистонӣ аламми муқобилат бардоштанд. Азбаски умуман, муллоён ва

талаба аз истибдоди вукало ба ҷон омада буданд ва ҳеҷ коре бе савобдиди ин вукало тамшият намепазируфт, аз ин ду фирқаи мухталиф як фирқаи бузурги муттафиқи дигар барпо шуда, дар садади азли вукало бархостанд. Дар авоили моҳи Рабеъуссонии 1336 ин фирқаи бузург иттифоқнома карда, имзои каси бисёре аз хурду бузургро гирифта, ба ҳукумат мурочиат карда, азли вукалоро хостанд. Он рӯз қариб ду ҳазор нафар талаба дар Регистон одатан "митинг" мекарданд, ба ҳукумат гуфтанд: "Модом ки ин вукало ҳар корро ва ҳар ҷаврро ба номи ваколати мо мекунанд, мо ваколати инҳоро намехоҳем". Дар мурочиатнома садҳо нафар имзо маълум ва мӯҳр буд ва аксари ин имзокунандагон аз муфтиён ва мударрисон ва маҳдумони мутахассис буданд. Қӯшбегӣ ба мурочиаткунандагон бо нармӣ муомила кард; ҳамин қадар гуфт, ки "Ҳарчанд ин вукало ба ном вакили шумоянд, ҳақиқатан вакили ҷаноби олиянд. Бинобар ин дар азлу насби эшон шумо ҳаққи тадохул надоред". (Пас сароҳатан маълум шуд, ки вукало намояндагони ҳукумат ва воситаи расмӣ барои ихтилол будаанд). Дар ин асно дар миёни мурочиаткунандагон ихтилоф афтода, фирқае азли қозикалонро дар миён оварданд. Қӯшбегӣ ба ҳар сурат эшонро иқноъ карда, барои тасвияи ин корҳо ду рӯз мӯҳлат гирифта, ҷамоатро мутафарриқ кард. Баъд аз ду рӯз маъмурони дарбори амир омада, аз атбои қозӣ Мир Бурҳониддин, Аминҷон Маҳдум домод ва Усмонҷон писаршро ва аз атбои қозӣ Мирзошариф, Абдулғафур Маҳдум бародар ва Абдулвакил Маҳдум бародарзодаашро, Ҳомидхоча ном раиси маъзул ва як шайхзодаи

дигарро ба дарбори амир бурданд. Ба дарбор мазкуринро фавран тафтиш карда ва сарҳошонро бараҳна намуда, дар болои асб ба радифи саворони сарбоз савор карда, пойҳошонро аз зери шиками асб баста, ду нафарро ба Нуробод, ду нафарро ба Чорҷӯй, ду нафарро ба Қаршӣ ба ҳоли табоҳе нафӣ карданд. Сарбозони савори мусаллаҳ то маҳалли манфо эшонро мушоаят намуданд. Баъд аз ин, аз мударрисони бузург Ҳоҷӣ Абдулкаримро ба Кармина нафӣ карданд, боз чанд нафарро нафю азл намуданд, мӯҳри як муфтиро шикастанд. Ононе, ки дар мурочиатнома аҳди иттифоқ карда, ба савганд таъкид карда буданд, ҳама аз майдон бадар шуданд ва касе сар боло накард. Пас, аз ин воқеа ба хубӣ маълум шуд, ки агар ҳукумат хоҳад, сари ихтилолро ба ҳар ранг гирифта метавонистааст. Пас, сареҳ гардид, ки дар ихтилоли ислоҳот асли сабаб худи ҳукумат будааст. Пас, ба хубӣ маълум шуд, ононе, ки аз номи ваколати муллоён дар ихтилол ба ҳукумат хидмат карданд, барои ҳифзи ҷоҳу мансаби худ ба барбод додани номус, шарафу иззати муллоёну мударрисон ва махдумон дар вақти лузум ҳозир будаанд. Пас, маълум шуд, ки ҳукумат барои иҷрои матлаби худ ҳуқуқу обрӯи ҳеҷ касро риоя намекардааст. Ҳарчанд дар ин воқеа фақир бетарафам ва бинобар ҳиҷрат карданам аз Бухоро ҷисман ва рӯҳан аз ин ҳодисот дурам, маъазолик ба ҳисси инсоният дилам ба ҳоли ин гирифторони накбат месӯзад. Ононеро, ки умре ба иззату шараф зиндагонӣ кардаанд, ба ҳамин қадар муомилаи номусшиканона, ҳатто ҳаётбарбоддеҳона заҷру танбеҳ мекунанд. Оё қозӣ Мир Бурҳониддин аз ин ранг қозикалонӣ чӣ

лаззат мегирифта бошад? Оё ба ҳамин қадар таҳқирот, ки мардум ба рӯяш мекунанд, писару домодашро ҳукумат ба ҳамин дараҷа тазлил менамояд, маъазолик "Ҳама чиз фидои қозикалонӣ бод" гуфта, ифтихор мекарда бошад? Туфу бар ин ҷоху мансаб!

Эй муллоёне, ки лофи шариатмадорӣ мезанед! Эй муллоёне, ки ба даъвои диндорӣ ба обрӯву ҳаёти чанд нафар таарруз мекунед! Ҳатто фиркаи мусулмониро, ки ба ҳар ҳол бо камоли нуқсонот лоақал аз ҳусни ният холӣ нестанд, аз доираи исломият берун меафканед! Гӯё ки калиди ҷаннат ба дасти шумо бошад, ҷамоаеро дӯзахӣ ҳукм мекунед! Имрӯз бинед, баҳақ хидмат карда будед ё ноҳақ! Имрӯз бинед, ба манфиати худ хидмат карда будед ё ба кайфи чанд нафар маълумулҳоли соҳибғараз! Агар мамлакат ислоҳ меёфт, агар ҳукуматдорӣ ба тартиби муайяне медаромад, агар ҳар маъмур вазифашинос мешуд, агар амонотро ба аҳлаш месупоридед, ба ибораи дигар, агар шариати муқаддаса ба ағрози дигарон хилт наёфта, иҷро меёфт, ҳароина, на шумо фиркаеро "кофир" гуфта, ба молу ҷону имонашон тааррӯз карда метавонистед, на як фирқа аз ҳаммаслакони шумо ва аз муфтиёни шумо ва аз қозикалони шумо ба ин таҳқирот гирифтор мегардид. Хотирҷамъ бошед, модом ки ҳукумат тартиби муайян надорад, модом ки шариатро сӯиистеъмол мекунанд, модом ки вазифаи худро намешиносанд, модом ки ба номи шариат ба ҳуқуқи ғайр таҷовуз мекунанд, ҳеҷ гоҳ ҷоҳу мансаб, ҷону мол, шарафу номус, иззату ҳашамати шумо дар амон нест, имрӯз ё фардо ба баҳонае дар маъразн торочу талаф хоҳад афтод. Фарз кардем, агар яке аз

шумо аз ин дунё эмин рафт, дар рӯзи қиёмат ба маҳкамаи илоҳӣ масъул хоҳад буд. Азбаски даъвои мусулмонӣ мекунед ва ҳатто лофи шариатмадорӣ доред, албатта бояд ки рӯзи қиёмат ва суолоти он маҳкамаи кубрoро яқин донед. Бояд дар ин низ яқин дошта бошед, ки Аҳкамулҳокимин ҳуқуқи ғайрро афв нахоҳад кард. Ҳар афве, ки ваъда шудааст, ба гуноҳи шахсӣ ва ҳуқуқи илоҳист. Ҳаққи ғайрро ба ин дунё ё ба охират бояд бидеҳед ва аз шумо мутолиба хоҳанд кард. Инро низ яқин донед, ки ҳақ мунҳасир ба нақду мол нест, балки бузургтарин ҳуқуқ шарафу номус, дину имони як шахс аст. Ташдиде, ки шариати муқаддасаи Ислом дар боби "ҳадди қазф" кардааст, барои ҳифзи ҳаққи шараф ва номуси инсоният аст.

## 21

## Иҷмоли аҳволи тараққипарварон баъд аз Инқилоб

Ҷавонбухориён вақте ки ба Когон фирор карданд, барои тасвияи умури худ ва ҳифзи ҳуқуқи мустанадони худ ба номи "Шӯрои Ислом" як ҷамъият таъсис карданд. Як қисми мӯътадилфикртари эшон мисли Мирзо Муҳйиддин аз аввали кор лузуми ба эътидол ҳаракат карданро илқо намуданд ва гуфтанд: "Акнун хишт аз қолаб бархост, нафрати куллӣ миёни аҳолӣ ва тараққипарварон афтод. Мақсади ҳукумат ҳам ба хубӣ маълум шуд, ки аслан қасди ислоҳ надорад, пас ба ин ҳол талаби ислоҳоти куллӣ кардан ва аз ҳуқуқи умумӣ дам заданро маҷол нест. Зеро талаботи сиёсӣ бояд ба як қувват мустанад бошад. Модом ки қуввати ҳукумат дар тарафи муқобил аст, модом ки аҳолӣ ба сари нафратанд, модом ки тарафдорони ислоҳот дар ғояти ақаллиятанд, пас ба кӣ ва ба чӣ такя карда, ислоҳоти восеа талаб карда мешавад? Бинобар ин, мақсади тараққипарварон ва ҷавонбухориён алъон он бошад, ки ҳифзи ҳуқуқи худ намоянд ва мустанадони худро аз таарруzи ҳукумат ҳимоят кунанд; умуман ба молу ҷони худ аз ҳукумат таъминот гиранд". Дар ваҳлаи аввал, ин фикр қабул ёфта, ба ҳамин замин ба худ дастуруламал қарор доданӣ шуданд. Лекин баъд аз ду-се рӯз ҳамон соҳибони афкори сақима, ки дар хаёлоти худ гирифтор буданд, соҳибони ин фикрро "хоин", "соҳиби ғарази шахсӣ" ва фалон гуфта, аз миён баровroutед ва худ аз ҳуқуқи умумӣ лоф мезаданд.

Бинобар ин Мирзо Муҳйиддин барои ҳифзи ҳуқуқи худ раияи Рус шуда, аз майдони сиёсат тамом берун шуд; баъд аз ин, на дар кори ҳукумати Бухоро ва на дар ҷамъияти ҷавонбухориён тадохул накард. Вақте ки талаботи восеаи ҷавонбухориён ба ҷое нарасид, ҳатто ки хасорати ба худашон оидшударо ҳам аз ҳукумат тазмин карда натавонистанд, ифротпарварони эшон ҳар кадом ба ҳар тараф рафтанд, боқимондагон маҷбуран ба Когон истиқомат мекарданд. Зеро агар робитаашон аз Когон бурида мешуд, ҳамон лаҳза аз ҳукумати Бухоро ва аз муллоён таарруз медиданд. Эшон бо вуҷуди бенафъ будан дар ҳар сари чанд рӯз як баённома меоварданд, ҳар касеро, ки ҳукумати Бухоро аз фирқаи эшон ҳабс кунад, ба воситаи элчихона ба тахлисаш мекӯшиданд. Азбаски ҳукумати Бухоро аз эшон тамом қатъи алоқа карда буд, ба касе, ки муттаҳам ба тараққипарварӣ бошад, хатти роҳдорӣ намедод, Шӯрои Ислом ба эшон аз элчихонаи Рус шаҳодатнома гирифта медод. Валҳосил, Шӯрои Ислом чанд гоҳ ба адои аз ҳамин қабил вазоиф умр гузаронд ва ҳукумат низ филҷумла, эшонро риоя мекард. Вақте ки парешонии ҳукумати марказияи Рус зиёд шуд ва дар Бухоро Мир Бурҳониддин қозикалон гардид, ҳукумати Бухоро дар тазйиқи ҷавонбухориён ва касоне, ки ба тараққипарварӣ муттаҳам аст, зиёдатар кӯшид. Табиӣ, зулмдидагон ба Когон фирор мекарданд ва аз соири аҳолӣ низ касе, ки зулме бинад, дар Когон омада, ба Шӯрои Ислом аъзо мегардид. Ба ин сабаб одамони ҷоҳили бисёре ба унвони мунавварулфикрони Бухоро дар Когон ҷамъ шуданд. Ифротпарварон аз ҷамъ шудани мардум боз дар умедворӣ афтода, дар хаёли худислоҳоти восеаро мегузаронданд.

## 22

## Ҳукумати Бухоро аз Инқилоби Русия чӣ истифодае кард?

Ғояи омоли ҳукумати Бухоро аз Инқилоби Русия ҳифзи ҳолати ҳозира буд, агар мумкин бошад, авд кунондани аҳволи панҷоҳ сол пеш буд. Бинобар ин, ҳукумати Бухоро ҳар ҳаракате, ки кард, ба ҳамин мақсади мазкур роҳ мекофт. Чун парешонии ҳукумати Русия зиёда шудан гирифт, ҳукумати Бухоро ба худ филҷумла, қувват ҷамъ карданӣ шуд. Усул ва қавоиди ин қувватҷамъкунӣ низ ба тарзи азминаи собиқ, иборат аз эл, навкар ва кӯбкоритоз буд. Сарбозро низ ба қавоиди ғайримунтазам ба тариқи тӯҳмат ва заҷр мегирифт. Баъзе дуздонро ҳам дар хидмати сипоҳигарӣ дохил мекард. Дар корҳои дохилии худ ба қуввати истибдод ҳаракат менамуд.

Низомиддинхоҷаи қӯшбегӣ маъмурон фиристода, аз ҳар тарафи вилоят раияро "дузд" ва "бадгашт" гуфта, дастгирӣ карда, меоваронд, баъд аз ду-се рӯз наъши "дуздон"-и мафрузро аз болои Арк мефуровардаанд. Худо медонад, ки бечора муттаҳамро ба чӣ рангу ба чӣ тариқ ба таъзибҳои тоқатгудоз шиканҷа карда кушта бошанд. Ғайр аз ду нафаре, ки ба ҷинояти қатл қасосан ба Регистон кушта шуданд, гуноҳи дигар мақтулон ба субути шаръӣ нарасидааст. Лекин Низомиддинхоҷа ва аъвонаш ба чӣ ранге, ки бошад, хун резанд, ҳаз мегирифтанд; гӯё ки гӯсфандеро қурбонӣ карда бошанд, шодмон мешуданд ва номи инро қуввату ҳашамати ҳукумат меномиданд. Кошки дар ин кушокушиҳо зулм бар шахси кушташуда

мунҳасир мемонд, боз ҷои шукр буд. Лекин таассуф ин ҷост, ки дар ин шиддати ҳукумат, бисёр хонумонҳо барбод, бисёр номусҳо тороҷ гардид. Маъмурони қӯшбегӣ дар ҳар тумон каси бисёреро дастгир карда, ба қозихона ва миршабхонаҳо тавқиф мекарданд. Бисёри аз ин мавқуфин ба харҷи маблағҳои зиёд ба қозихона ва миршабхонаву маъмурони қӯшбегӣ худро халос мекарданд. Ҳамчунон ки одамони бономус барои халоси худ молҳо талаф мекарданд, инчунин баъзе дуздони воқеӣ низ ба сарфи ришва халос меёфтанд. Аммо дузди бекаси ноӯҳдабаро ё одамҳои бономуси бепули гирифторшудаи бухороомада, ба аламҳои аз ҳар чӣ шадидтар ҷони ширинро медоданд. Аммо дуздони номӣ баъд аз гирифторӣ низ халос шуда, ба хидмати ҳукумат медаромаданд. Табиӣ, барои ситондани маблағҳо маъмурони қӯшбегӣ, ҳар қадар, ки метавонистанд, ҳамон қадар одам тавқиф мекарданд.

Вақте ки идораи ҳукумати Русия ба дасти фирқаи болшевик гузашта, дар ҳар тарафи мамлакати Русия ҳарҷу марҷ воқеъ шудан гирифт; ҳукумати Бухоро алоқаи худро аз Когон ва аз русон тамом бурида, ба ҳаракат худмухтор шуда, ба идораи худ, хусус, ба ҳаққи тараққи(парварон) шиддат дод. Ба ҳар баҳона, ҳар қадоми мансубони Шӯрои Исломи Когонро тавқиф ва ҳабс мекард ва ба ҳар муносибат таҳдид менамуд. Дуздони маъмури ҳукумат барои сӯиқасд ба хонаҳои тараққипарварон дахл мекарданд. Як шаб Абдулхалилбеку Шоҳинбек номон аъзои Шӯрои Исломи Когон дар хонаи Шариф ном дӯсти худхошон ба гузари Сӯзангарони Бухоро кушта шуданд. Афкори умум инро низ асари сӯиқасди ҳукумат медонистанд.

Азбаски ҳукумати Бухоро намояндагони фирқаи болшевикро расман нашинохт, ҳимояи тараққипар-

варон ба воситаи русон низ мумкин набуд. Ҳукумати Бухоро аз русон фақат ба Введенский ва амсолаш робита дошт, ки эшон бандагони Николай ва душмани умуми ҳурриятхоҳон буданд. Дар ин рӯзҳо Шӯрои Исломи Когон ниҳоят дарача дар таҳлука монда буд. Дар ҳамин асно ҳукумати Бухоро ба тарики гайрирасмӣ аз тараққипарварон талаб кард, ки эшон бе шарту қайд дар Бухоро дароянд. Ба иборати дигар, хешро гӯсфандвор ба дасти қассоб супоранд. Ба тарики дурӯг ҳам бошад, аз ҳимояти молу чони эшон ҳарферо қабул намекард, "ба лутфи (?) чаноби олӣ таслим шавед" мегуфт. Азбаски тараққипарварон дар ин чанд моҳ ҳукумати Бухороро хуб шинохта буданд ва ҳам то кучо будани лутфи амирро медонистанд, таслим нашуданд, зеро таслим шудан ҳамон буду талаф шудан ҳамон. Чун ҳол бад-ин минвол расид, дар миёни чавонбухориён барои ҳифзи ҳаёти худ ду фикр афтод. Фирқае мегуфтанд: "Ба ватан ва хонумон видоъ карда, ба дохили Туркистон ҳичрат мекунем, дагдагаи ислоҳоти Бухороро то вақти марҳуни муносиб вомегузорем". Фирқаи дигар мегуфтанд, ки "Ҳар чӣ бодо бод! Ба Когон меистем. Охир ин мунофирате, ки миёни болшевикони Рус ва ҳукумати Бухоро ҳаст, ба шамшер хоҳад ҳал шуд. Толеи мо низ дар он гавго ҳал мешавад".

Дар ин чо ба ин таҳрир хитом дода шуд. Бинем, то баъд аз ин чӣ мешавад. Агар умр амон диҳад, воқеоти оянда низ ба қисми дувум таҳрир карда мешавад.

***5 Чумолоаввали 1336 ҳичрӣ, якшанбе, мутобики 17 (4) феврали 1918 милодӣ.***

***Садриддин Айнӣ ибни Сайидмуродхоча, Самарканд, гузари Сӯфӣ Розиқ.***

## ВОЖАНОМА

Абаи ан ҷаддин - аз падару бобо, аз насл ба насл
Авд кунонидан - баргардонидан
Авидао - ҷамъи вадид, дӯстон, ёрон
Авлиёи атфол - падару модар ё парасторони тифлон
Авқоф - ҷамъи вақф, заминҳои вақф
Агроз - ҷамъи гараз
Адилла - ҷамъи далел
Азкор - ҷамъи зикр
Азл - аз вазифа бекор шудан
Азмина - ҷамъи замон
Азҳон - ҷамъи зеҳн
Азъофан музоафатан - чандин баробар
Аймон - ҷамъи ямин, қасамҳо
Айтом - ҷамъи ятим
Ала байдог-чомаи расмӣ ва фохир
Алил - бемор, бемадор, заиф, маъюб
Ал-мӯъминуна ихватун - мӯъминон бародаронанд (сураи "Ал-Ҳуҷурот", ояти 10)
Ало аййи ҳол - ба ҳар ҳол
Ало ихтилофи дараҷотиҳим - аз рӯи тафовути мақому мартибаҳояшон
Алониятан - ошкоро
Ало рууси ашҳод - дар ҳузури ҳамагон
Алфози шаниа - суханҳои қабеҳ ва дурушт
Аминона - навъе аз андоз дар Бухорои амирӣ
Аморид - ҷамъи амрад
Амҷад - бузургвор
Ано воҳидун фӣ-л-илми - ман дар дониш ягонаам
Анҳо - ҷамъ наҳв — роҳ, равиш
Арозил - ҷамъи арзал - фурӯмоя
Арочиф - ҷамъи ирҷоф - овозаҳои беасл
Асаф-иштимол - таассуфомез
Аснoф - ҷамъи синф
Асокир - ҷамъи аскар
Асомӣ - ҷамъи исм
Асҳом - саҳмҳо, саҳомӣ
Атбоъ - ҷамъи тобеъ
Афвоҳ - ҷамъи фуҳ - даҳон, забон
Аҳвану шаррайни - аз ду бадӣ сабуктараш
Аҳли хибрат - мардуми огоҳ
Аҳфод - ҷамъи ҳафид - набера
Аҷаза - ҷамъи оҷиз - маъюб
Аъвон - ҷамъи авн - ёвар
Аъмо - кӯр, нобино

Бағӣ - ситам, ошӯб, гумроҳӣ
Баддилу ҷабин - буздилу тарсу
Байтутат — шабгузаронӣ
Байъу широ - хариду фурӯш
Бақиятуссайф - раҳоёфта аз дами шамшер, касоне, ки аз ҷангу хунрезӣ солим монданд.
Ба муҷарради - баробари, ба маҳзи
Ба тиби хотир - бо хушӣ, бо хоҳишу рағбат
Бача, йиғлама ойимомонӣ сангга олиб берамаи - бача, гиря накун, моҳтобро оварда, ба ту хоҳам дод
Башошат - хурсандӣ
Бесатр - бепӯшиш, бехиҷоб
Бидъот - ҷамъи бидъат - навоварӣ
Бизэот - айнан, шахсан
Биз қабул қилмаймиз, тӯра! Бизни атукил! - Эй хоҷа, мо қабул нахоҳем кард, моро фурӯ гузор!
Би-л-айни ва-р -раъс - ба чашму ба сар, итоат
Билмарра - ба як бор, якбора
Би-т-табъи ва-р-рағбат - бо майлу рағбат
Боӣ - бинокунанда
Бос - зер кун, пахш кун
Бокамият - ҷавонмард
Бурудат - хунукӣ, сардӣ
Буруз додан - ошкор кардан, зоҳир намудан

Ва ало ҳоза-л-қиёс - ва бар ҳамин қиёс
Вақоеъ - ҷамъи воқеа
Вақъ - таъсир, аҳамият, иззат
Ва мо уҳилла ли ғайри-л-Лоҳи - ва он чӣ барои ғайри Худо сар бурида шуда бошад (сураи "ал-Моида", ояти 3).
Ваҳла - қарат, навбат
Вачаъ - дард
Воҳӣ - суст, бебунёд, бефоида
Вуҷуб - воҷиб будан
Вуҷҳот - аъён, сархардагон

Ғилзат — ситабрӣ, ғафсӣ
Ғоила - фасод, фалокат

Давоир - ҷамъи доира, гурӯҳҳо, маҳомот
Давоӣ - ҷамъи доия - сабаб, ангеза
Давошиз - ҷамъи дӯшиза
Дакокин - ҷамъи дукон
Даъб - одат, расм, кӯ
Донус - донос, хабаркашӣ, гузориш, рапорт

Ёпун - Япония
Ётиб колгунча отиб кол - то хобида бозмондан, тир андохта бозмон
Забтия - назму тартиб
Залама - ҷамъи золим
Замҳарир - сармои сахт, дараҷае аз дӯзах
Зул (л) - хорӣ, залилӣ

Ибко - боқӣ гузоштан, нигоҳ доштан
Ибнулвақт - созишкор, замонасоз
Ибодуллоҳ-бандагони Худо
Ибро - аз гуноҳ пок кардан.
Игмоз - чашмпӯшӣ кардан, гузашт, бахшиш
Игтишош - фитна, балво
Идмон - ба таври доимӣ хардани коре; машқ, варзиш
Идорай лисон - таблиғ, хушсуханӣ, чарбзабонӣ
Измеҳлол - нобудӣ
Икноъ - қаноат кунонидан, бовар кунонидан
Икоз - бедор кардан
Илко - афкандан, ёд додан, талқин
Ило мо шоа-л-Лоҳ – то хостани Худо
Имтисол - фармонбардорӣ, ибрат
Индаллоҳ - назди Худо
Иннама-л-аъмолу би-н-ниёт-амалҳо ба ниятҳо вобаста аст (ҳадиси набавӣ)
Инод - ситеза кардан, саркашӣ
Интибоҳ - бедорӣ, хушёрӣ, огоҳӣ
Иона - ёрӣ додан, ёрмандӣ кардан
Ирсан - аз рӯи ирс, меросан
Истеҳсон - писандидан, некӯ шумурдан, таҳсин
Истизон - иҷозат хостан, изн талабидан
Истирзо - ризоят хостан, хушнудӣ
Истирҳом - раҳм хостан, меҳрубонӣ талабидан
Истифо - тамом гирифтан, ҳақро ба ҷо овардан
Истифто - талаби фатво кардан, иҷозаи фармони шаръӣ хостан
Истихбор -хабар пурсидан, хабар гирифтан
Истишмом - бӯ бурдан, фаҳмидан
Итлоф - талаф кардан, нобуд кардан
Иттифоки оро - мувофиқати фикрҳо, якдилӣ
Ифлос - варшикастагӣ, банкрот
Ифно - фонӣ кардан, нобуд кардан
Ифтиқор - камбағалӣ, тангдастӣ
Ифтиро - тӯҳмат
Ифтитоҳона - пуле, ки муаллимон ва мударрисон барои оғоз кардани дарси нав аз шогирдон мегирифтанд
Ифҳом - фаҳмондан, ёд додан

Ихтилол - дарҳаму барҳам шудан, бесарусомонӣ
Ихтилоҷ - ҷунбиш ё ларзиши ғайриихтиёрии узве аз бадан
Ихтинок - гулӯ гирифта шудан
Иҷмол - хулоса кардан, кӯтоҳ кардан
Ишоат - паҳн кардан, овоза кардан
Иштиол - барафрӯхтан, афрӯзиш, даргирифтан
Иқъор - огоҳ кардан, огоҳӣ додан

Кайфа мо ишоъ - ҳар гуна ки мехоҳад
Калло-балло - ҳаргиз, мабодо, дар ҳеч сурат
Камокон — монанди пештара
Камо фӣ-с-собиқ -ончунон ки пештар буд
Камо ҳува ҳаққуҳу - он чунон ки сазовори ӯст
Кес - бибур
Киёсат - зиракӣ, ҳушёрӣ
Китмон - махфӣ доштан, пинҳон кардан
Кона лам якун - ҳаргиз набуд
Кубро - калонтар, бузургтар
Кутуб - ҷамъи китоб
Кӯбкорӣ - бузкашӣ

Қалила - кам, андак
Қалилу-л-вуқӯъ - кам вокеъшаванда
Қалъу қамъ - баркандану фурӯ нишондан
Қасийю-л-қалб - сахтдил
Қиллат–камӣ, андакӣ
Қосир - кӯтоҳ
Қубайли - дар арафаи, андаке пеш аз
Қубба - гунбаз

Латоифулхиял - ҳилаҳои нозуку некӯ
Ли ваҷҳи-л-Лоҳ – барои ризои Худо
Лисон - забон
Лиҳозо - бинобар ин
Лозими ғайри муфориқ - лозими таркнопазир
Ло ли ҳубби Алийин, бал ли буғзи Муъовия - на барои ишқи Алӣ, балки барои кина ба Муовия
Лотоилот - беҳуда, ҳарза, бемаънӣ
Ло хайруҳу юрҷо ва ло шарруҳу юхшо - на ба хубиаш умеде аст ва на аз газандаш тарсе
Ло юъадду ва ло юхсо - бешумору беандоза

Мабраз - ҳоҷатхона
Мабъус - фиристода, намоянда

Мавоид - ҷамъи мавъид - вақт ва ҷои ваъдашуда
Мавонеъ - ҷамъи монеъ
Мавсуқ - боваринок, боэътимод
Мавфур - фаровон, бисёр
Мадохил - ҷамъи мадхал - даромадгоҳ, дахл, даромад
Мадъувин - даъватшудагон
Мадюн - қарздор
Макариё - ярмарка дар Макариев (Нижний Новгород)-и Русия (асрҳои XIX- аввали XX)
Маноат - устуворӣ, мустаҳкамӣ, бузургӣ
Мансӣ - фаромӯшшуда
Манфаз - ҷои даромадан, сӯрох
Манфо - ҷои бадарға
Маоиб - ҷамъи маоб - айб, камбудӣ
Маол - анҷоми кор, бозгашт, руҷӯъ
Марфӯъ - баланд кардашуда
Марҳун - ба гарав додашуда
Марҷӯъа - руҷӯъ кардашуда, бозгашт кардашуда
Маскук - сикка задашуда
Маснӯъ - сохташуда, сухани пиросташуда
Матруд - рондашуда, бадарғашуда
Маунат - таъминот, нафақа, харҷ
Мафруз - фарзшуда, воҷиб
Махуф - хавфнок, бимангез
Маҳосин - ҷамъи ҳусн - кори нек; риш
Маҷҷонӣ - муфт, бемузд
Машғала - машғулият, кору бор; шӯру ғавғо
Маъа - бо, ҳамроҳи
Маъазолик - бо вуҷуди он, бо ин ҳол
Маълуф - маъмул, одаткарда
Маъмул (бо "ҳамза") - умед, орзу
Маъҳуд - аҳду паймон кардашуда, одатӣ, расм
Минпубаҳр - баҳраманд аз мину, биҳиштӣ
Мозода - зиёдатӣ, беш аз миқдори матлуб
Мофавқа-л-маъмул - бештар аз он чӣ, ки ба он умед карда шудааст
Мо фиҳо - он чӣ дар он ҳаст
Мо фӣ-з-замир - он чӣ дар замир аст, сирри дил
Моюлозим - он чӣ лозим аст
Муаййин - таъйинкунанда
Муаккадан - таъкидан, катъиян
Мубошир - анҷомдиҳандаи кор, машғул
Мудоҳина - хушомадгӯӣ, дурӯягӣ, фиреб
Музир (р) - зарарнок, зиёнбор
Муин - мададгор, ёвар
Муктадо - он, ки ба вай иқтидо мекунанд, пешво

Мулосик - часпида, ба хам пайваст
Мулоқӣ - мулокоткунанда, вохӯранда
Мумоилайҳ - номбурда
Мумтанеу-л-ислох - ислоҳнопазир
Мунавнёна - бар ниэиво қарордошта, дар гӯшае
Мунқалиб - гарданда, аз холе ба холе гарданда
Муноэиа - хусумат, ситеза
Мунокиз - зид, нақиз
Мунофир - нафраткунанда, хусуматкунанда
Мунсалик - дохилшуда ба коре, маслаке
Мунсифона - боинсофона
Мунтақим - интикомгиранда, кинахоҳ
Мунтаҳӣ - ба поён расонда, хатм карда
Мунхасир - маҳдуд, гунчонидашуда
Муованат - ба ҳамдигар ёрманди кардан, дастгирӣ, ёрӣ
Муонидан - инодкорӣ, якравӣ
Муотаб - шахси сазовори итоб, сарзанишшуда
Мурохиқ - он, ки наздик ба синни балоғат аст
Муртафеъ - баланд бардошташуда, баланд
Муртачеъ - иртичоӣ, мухолифи тараққихоҳӣ
Мусаддиқ - тасдиққунанда
Мусирран - исроркорона
Мускит - сокиткунанда, хомӯшкунанда
Мусофиха - даст дода вохӯрдӣ кардан
Мусоҳират - аз тариқи издивоч хешӣ пайдо кардан
Мутаалим - аламзада, дардкашида
Мутаассир (бо айн) - душвор, мушкил
Мутаассир - таъсиргиранда, андӯхгин
Мутааҳҳид - ӯҳдадор, мутасаддӣ
Мутабассир - дурандеш, бовандеша, огоҳ
Мутаваҳҳимона - ваҳмона, аз рӯи гумону хаёл
Мутағаллиба - зӯрмандон, зӯроварон
Мутакассира - бисёр, фаровон
Мутақаллиба - баргарданда, дигаршаванда
Муталошӣ - аз ҳам чудошуда, пошхӯрда
Мутамаллиқ - тамаллуққор, чоплус
Мутамаррид - саркаш, нофармон, осӣ
Мутанозаъун фиҳи - сабаби ихтилоф
Мутаҳаййир - ба таҳайюр монда, ҳайрон монда
Мутаҳассин - қалъанишин, паноҳанда дар қалъа
Мутаҷаххис - намоён, машҳур
Мутаяққизона - хушёрона, огоҳона
Муфаттин - фитнагар, фитнаангез
Муфрит — ифроткунанда, аз ҳад берун раванда

Мухолитат — омезиш, муошират
Мукалло - ороста, зинатёфта
Мухассанот - некўихо, хубихо
Мухик - касе, ки хак ба чониби ў бошад, ростгўй
Мухозй - рў ба рў, мукобил
Мухунат - костй, нуксон
Мучарраб - тачриба кардашуда, корозмуда
Мучодила - бахс, чидол, чанг
Мучро - ичро кардашуда, ба амал овардашуда
Мушохад - дидашаванда
Мушоат - гусел кардан, хамрохй намудан
Мушъир - хабардиханда, огохкунанда
Мўътадлун бихо - кобили эътибор, ахамиятнок
Мўътадилу-л-маслак - раванда бо роху равиши миёна, бозэътидол

Назиф - тоза, озода
Насб - ба коре таъйин кардан, гумоштан
Нафй - дур кардан, бадарга; инкор, рад
Нахч - рох, тарз, шева
Нисён - фаромўшй
Нодим - пушаймон
Нукул - рўй баргардонидан, тарк кардан; сахт, барои ибрати дигарон, чазо додан
Нукуд - чамъи накд– пули роич

Олтмиш беш - шасту панч
Олук - иньом, подош
Олчин - вохиди дарозй, баробар бо 71 см
Окмўхр - когази сафеди мўхрзуда
Оро - чамъ раъй
Ос - овез

Пирсиён - порсиён, эрониён, озарбойчониён, мардуми туркзабони шиамазхаб
Пругром - программа

Ракику-л-калб - нармдил
Рифку раъфат - рўи хушу мехрубоний
Ричол - чамъи рачул - мардон, мардум, ахл

Саббоба - ангушти шаходат
Саббу лаън - дашном ва лаънат
Сабрания - собрание, мачлис, чаласа
Сабуъ - хайвони даранда

Сақил - гарон, вазнин
Санавӣ - солона
Сареҳ - возеҳ, равшан,ошкор
Сатр - пӯшидан, ҳиҷоб, пӯшиш
Сафару ҳазар - дар сафар ва дар хона
Сафилона - ба пастӣ, ба хорӣ
Сафолат - пастӣ, разолат
Сафоҳат - ноқисақлӣ, аблаҳӣ, нодонӣ
Сибён - ҷамъи сабӣ - кӯдак
Сиқа - боваринок, боэътимод
Сиоят - бадгӯӣ, тӯҳмат
Соқлу - сарбозхона
Сумма - боз, сипас
Сӯитадбир - тадбиру ҷораи бад
Сӯишӯҳрат - шӯҳрати бад, овозаи бад

Тааммуқ - ба ҳақиқати чизе расидан, ба умқ фурӯ рафтан
Таарруз - эътироз кардан, зӯрӣ, дастдарозӣ
Тааффун - бадбӯӣ, гандидан
Табодур - шитоб, ба таъкид огоҳӣ ёфтан
Табшир - мужда додан, хушхабар додан
Тавбих - сарзаниш, танбеҳ
Тавлият - кореро ба зиммаи касе гузоштан, зиммадорӣ
Тавсия - васият кардан, кореро ба касе маслиҳат додан
Тавъан ва карҳан - ихтиёран ё иҷборан, хушу нохуш
Тағлит - ба ғалат андохтан
Тадохул - мудохила кардан, даромадан
Таҳвиш - даҳшат андохтан, тарсондан
Тазаллул - худро хор намудан
Тазкия - пок кардан, соф кардан
Такдир - танбеҳ, сарзаниш; олудан, тира кардан, ошуфтан
Такфир - кофир хондан, бедин ҳисоб кардан
Талбис - макру фиреб, сохтакорӣ
Талъин - лаънат кардан; озор
Тамҷид - бузург шуморидан
Тамшият - ҷорӣ кардан, равон кардан, ба ҷо овардан
Танкил - ҷазо додан, уқубат кардан
Таншит - бонишот, шод кардан
Тард - рондан, берун кардан
Тасниъ - сохтан, тайёр кардан
Тасҳил - осон кардан, сабукӣ
Тафаввуҳот - гуфтаҳо, суханон
Тахлия - холӣ кардан, пок кардан

Тахфиф - сабук кардан, кам кардан
Тахайюч - ба хаячон омадан, музтариб шудан
Тахассур - хасрат кардан, афсўс хўрдан, андўх
Тахлиф - паймон бастан
Тахрис - харис кунондан, шавкманд кардан
Тачаббур - такаббур, хавобаландӣ
Тачрид - аз дигарон чудо кардан, танхо мондан
Таъзиб - азоб додан, озор додан
Таъзир - кохиш кардан, чазо додан

Узот - гусел
Умурот - чамъулчамъи амр-кор
Унф - дурушт, дағалӣ, сахтгўӣ
Усрат - машаккат, рўзи сахт

Ўлпон - андози замин аз дехконон дар замони кабл аз Инкилоби Октябр дар Туркистон ва Бухоро
Фа бимо рахматин мина-л-Лохи линта лахум-Пас, ба сабаби мехрубонӣ аз Худо барои онхо нарм шудӣ (сураи "Оли Имрон", ояти 159)
Фазилатиштимол - расвоновар
Фаитумо - пантомима
Фикра - банд, параграф

Хавз - жарфандешӣ, чукур фикр кардан
Халт - омехтагӣ, хамрох, якчо кардашуда
Хилт - дархам омехта, ба хам печида

Хабба - дона, галладона
Хадди казф - чазои тўхмат
Хаёт (бо "иткӣ") - хавлӣ, сахни хавлӣ
Хаз - бахра, лаззат
Хазм - эхтиёткорӣ, дурандешӣ; устуворӣ
Хайййз - чо, макон, доира
Хаккуссукут - музди пинхон доштани сир, музди хомўшӣ
Хамият - номус, орият, шараф
Хаср - ихота, мухосира
Хиллият - халол будан
Хилм - нармдилӣ, мулоимат
Хува-л-Мустаъон - Ў Мададгор аст
Хукком - чамъи хоким
Хулла - чома, либос

Шарту-л-вокифи ва насси-ш-шореъ — шарти вакфкунанда ва сони сухани навиштаи пайғамбари Ислом аст
Шима -хулк, хўй, табиат

# ФЕҲРИСТ

Ба матбаа 1.03.2005 сол супорида шуд.
Ба чопаш 24.10.2005 сол имзо шуд.
Формати 84х108 $^{1}/_{32}$. Когази офсет.
Ҳуруфи адабӣ. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 8,5
Адади нашр 1000 нусха.
Супориши № 442

Ҷамъияти саҳҳомии «Матбуот»-и Вазорати
фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон,
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ 37